## СУРАИ “МУЛК”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ СӢ ОЯТ


سورة الملك — الجزء التاسع والعشرون

سُورَةُ المُلْكِ

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

تَبَٰرَكَ ٱلَّذِي بِيَدِهِ ٱلۡمُلۡكُ وَهُوَ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٌ ١ ٱلَّذِي خَلَقَ
ٱلۡمَوۡتَ وَٱلۡحَيَوٰةَ لِيَبۡلُوَكُمۡ أَيُّكُمۡ أَحۡسَنُ عَمَلٗاۚ وَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡغَفُورُ
٢ ٱلَّذِي خَلَقَ سَبۡعَ سَمَٰوَٰتٖ طِبَاقٗاۖ مَّا تَرَىٰ فِي خَلۡقِ ٱلرَّحۡمَٰنِ مِن
تَفَٰوُتٖۖ فَٱرۡجِعِ ٱلۡبَصَرَ هَلۡ تَرَىٰ مِن فُطُورٖ ٣ ثُمَّ ٱرۡجِعِ ٱلۡبَصَرَ كَرَّتَيۡنِ
يَنقَلِبۡ إِلَيۡكَ ٱلۡبَصَرُ خَاسِئٗا وَهُوَ حَسِيرٞ ٤ وَلَقَدۡ زَيَّنَّا ٱلسَّمَآءَ
ٱلدُّنۡيَا بِمَصَٰبِيحَ وَجَعَلۡنَٰهَا رُجُومٗا لِّلشَّيَٰطِينِۖ وَأَعۡتَدۡنَا لَهُمۡ عَذَابَ
ٱلسَّعِيرِ ٥ وَلِلَّذِينَ كَفَرُواْ بِرَبِّهِمۡ عَذَابُ جَهَنَّمَۖ وَبِئۡسَ ٱلۡمَصِيرُ
٦ إِذَآ أُلۡقُواْ فِيهَا سَمِعُواْ لَهَا شَهِيقٗا وَهِيَ تَفُورُ ٧ تَكَادُ تَمَيَّزُ
مِنَ ٱلۡغَيۡظِۖ كُلَّمَآ أُلۡقِيَ فِيهَا فَوۡجٞ سَأَلَهُمۡ خَزَنَتُهَآ أَلَمۡ يَأۡتِكُمۡ نَذِيرٞ ٨
قَالُواْ بَلَىٰ قَدۡ جَآءَنَا نَذِيرٞ فَكَذَّبۡنَا وَقُلۡنَا مَا نَزَّلَ ٱللَّهُ مِن شَيۡءٍ إِنۡ أَنتُمۡ
إِلَّا فِي ضَلَٰلٖ كَبِيرٖ ٩ وَقَالُواْ لَوۡ كُنَّا نَسۡمَعُ أَوۡ نَعۡقِلُ مَا كُنَّا فِيٓ أَصۡحَٰبِ
ٱلسَّعِيرِ ١٠ فَٱعۡتَرَفُواْ بِذَنۢبِهِمۡ فَسُحۡقٗا لِّأَصۡحَٰبِ ٱلسَّعِيرِ ١١ إِنَّ
ٱلَّذِينَ يَخۡشَوۡنَ رَبَّهُم بِٱلۡغَيۡبِ لَهُم مَّغۡفِرَةٞ وَأَجۡرٞ كَبِيرٞ ١٢

٥٦٢

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Нишон додани подшоҳии мутлақ ва қудрати Худо, то дар қалби бандагон тарси илоҳӣ ба вуҷуд оянд ва аз уқубаташ парҳез намоянд.

### Тафсир:

1 Бағоят Боазамат ва Бобаракат аст Худое, ки подшоҳӣ танҳо дар дасти Ӯст ва Ӯ бар ҳама чиз Тавоно аст. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз намесозад.

2 Он Зоте, ки марг ва ҳаётро офарид, то шумо мардумро озмоиш кунад, ки кадоматон амали беҳтар анҷом медиҳед. Ва Ӯ Худои Ғолиби Мағлубнашавандаи Бахшандаи гуноҳи бандагони тавбакор аст.

3 Он Зоте, ки ҳафт осмонро бидуни расидан ба якдигар рӯйи ҳам офарид. Эй бинанда! Дар офаридаҳои Худои Меҳрубон ҳеҷ зиддият ё адами таносуберо мушоҳида намекунӣ. Агар дар ин бора шубҳа дорӣ,[1] пас чашматро бигардон ва бо диққат назар кун. Оё рахнаеро мебинӣ?! Ҳаргиз чунин чизеро намебинӣ. Балки ҳама офаридаҳои Худо устувор ва дақиқанд.

4 Сипас чашми худро борҳо[2] баргардон, чашмат ба сӯят сарозери ҳайрон ва дар офаридаи Худо ҳеҷ халалеро мушоҳида нокарда ва он аз назар андохтан хасташуда бармегардад.

5 Ва ба дурустӣ, Мо осмони ба замин наздиктаринро ба воситаи ситораҳои дурахшон ороиш додем ва аз он ситораҳо барои рондани шайтонҳо шӯълаҳои оташ сохтем. Ҳар гоҳ шайтонҳо қасди дуздидани ахбори осмонро кунанд, он шӯълаҳои оташ онҳоро ронда, месӯзонанд. Ва Мо барои онҳо дар охират азоби дӯзахро омода кардаем.

6 Ва рӯзи қиёмат барои шахсоне, ки ба Парвардигорашон кофир мешаванд, азоби дӯзах аст. Ва дӯзах ҷойи бозгашти ниҳоят бад аст.

7 Вақте ки кофирон дар дӯзах афканда шаванд, аз он садои зишти сахтеро мешунаванд ва дӯзах монанди ҷӯшидани дег меҷӯшад.

8 Дӯзах аз шиддати ғазабаш қариб аст, ки бар сокинонаш пора-пора шуда, аз ҳам ҷудо гардад. Ҳар гоҳ гурӯҳе дар он афканда шаванд, фариштагони нигаҳбони дӯзах маломаткунон аз онҳо мепурсанд: “**Оё дар дунё ба шумо ҳеҷ паёмбари бимдиҳандае наомада буд, ки аз уқубати Худо шуморо бим ва ҳушдор диҳад?!**”

9 Кофирон дар посух гӯянд: “**Оре, ба мо паёмбари аз уқубати Худо бимдиҳанда омада буд, пас ӯро дурӯғгӯ донистем ва гуфтем: “Худо ба мо ҳеҷ пайғомеро фуруд наовардааст. Ба дурустӣ, шумо паёмбарон дар гумроҳии бузург қарор доред.**”

10 Ва низ онҳо гӯянд: “**Агар мо суханони паёмбаронро амалан мешунидем ё ақламонро ба кор дароварда, ҳақро аз ботил ҷудо мекардем, имрӯз дар зумраи аҳли ҷаҳаннам набудем, балки имон оварда, аз аҳли ҷаннат мегаштем.**”

11 Пас онҳо ба гуноҳи худ аз куфр ва такзиби паёмбарон эътироф мекунанд. Бо иқрорашон лоиқи дӯзах буданашонро нишон медиҳанд. Ба ҳамин сабаб,[3] аҳли дӯзах аз раҳмати Худо дур бод!

Чун Худо дар оятҳои боло сифат ва ҷазои аҳли дӯзахро баён кард, дар ояти зерин сифат ва подоши аҳли биҳиштро оварда гуфт:

12 Ҳамоно касоне, ки дар хилват аз Парвардигорашон метарсанд, онҳоро мағфирати гуноҳон ва аҷри бузурги ҷаннат аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳар кас аз ҳикмати офариниши маргу зиндагӣ огоҳ гардад, пеш аз марг ба анҷоми амали шоиста мешитобад;

2.Хашми дӯзах бар кофирон аз рӯи ғайраташ ба хотири Худо аст;

3.Ҷинҳо қабл аз инсонҳо дар баромадан ба фазо сабқат кардаанд ва ҳар каси онҳо аз марзи муайян гузарад, ба воситаи шӯълаҳои оташи ҷудошуда аз ситорагон дучори уқубат мегардад;

4.Ибодату тарси Худо дар хилват аз ҷумлаи сабабҳои омурзиши гуноҳон ва духули ҷаннат аст.

---

1. Қисмати аввали ҷумла аз ҷониби банда бо истифода аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) илова шуда аст. Зеро он феъли шарти маҳзуф аст. (**Мутарҷим**)
2. Мурод аз “**كرتين**” ифодаи касрат ва такрор аст. (**Мутарҷим**)
3. Имом Тоҳир ибни Ошур (р) ҳарфи “**фо**”-и дуюмро ифодагари сабаб гуфта аст. Яъне, чун онҳо ба гуноҳи худ эътироф мекунанд, ба ҳамин сабаб арзандаи ҳастанд, ки дар ҳаққашон дуои дурӣ аз раҳмати илоҳӣ хонда шавад. (**Мутарҷим**)

وَأَسِرُّوا۟ قَوْلَكُمْ أَوِ ٱجْهَرُوا۟ بِهِۦٓ ۖ إِنَّهُۥ عَلِيمٌۢ بِذَاتِ ٱلصُّدُورِ ﴿١٣﴾ أَلَا
يَعْلَمُ مَنْ خَلَقَ وَهُوَ ٱللَّطِيفُ ٱلْخَبِيرُ ﴿١٤﴾ هُوَ ٱلَّذِى جَعَلَ لَكُمُ ٱلْأَرْضَ
ذَلُولًا فَٱمْشُوا۟ فِى مَنَاكِبِهَا وَكُلُوا۟ مِن رِّزْقِهِۦ ۖ وَإِلَيْهِ ٱلنُّشُورُ ﴿١٥﴾
ءَأَمِنتُم مَّن فِى ٱلسَّمَآءِ أَن يَخْسِفَ بِكُمُ ٱلْأَرْضَ فَإِذَا هِىَ تَمُورُ ﴿١٦﴾
أَمْ أَمِنتُم مَّن فِى ٱلسَّمَآءِ أَن يُرْسِلَ عَلَيْكُمْ حَاصِبًا ۖ فَسَتَعْلَمُونَ
كَيْفَ نَذِيرِ ﴿١٧﴾ وَلَقَدْ كَذَّبَ ٱلَّذِينَ مِن قَبْلِهِمْ فَكَيْفَ كَانَ نَكِيرِ ﴿١٨﴾
أَوَلَمْ يَرَوْا۟ إِلَى ٱلطَّيْرِ فَوْقَهُمْ صَٰٓفَّٰتٍ وَيَقْبِضْنَ ۚ مَا يُمْسِكُهُنَّ إِلَّا
ٱلرَّحْمَٰنُ ۚ إِنَّهُۥ بِكُلِّ شَىْءٍۭ بَصِيرٌ ﴿١٩﴾ أَمَّنْ هَٰذَا ٱلَّذِى هُوَ جُندٌ لَّكُمْ
يَنصُرُكُم مِّن دُونِ ٱلرَّحْمَٰنِ ۚ إِنِ ٱلْكَٰفِرُونَ إِلَّا فِى غُرُورٍ ﴿٢٠﴾ أَمَّنْ هَٰذَا
ٱلَّذِى يَرْزُقُكُمْ إِنْ أَمْسَكَ رِزْقَهُۥ ۚ بَل لَّجُّوا۟ فِى عُتُوٍّ وَنُفُورٍ ﴿٢١﴾ أَفَمَن
يَمْشِى مُكِبًّا عَلَىٰ وَجْهِهِۦٓ أَهْدَىٰٓ أَمَّن يَمْشِى سَوِيًّا عَلَىٰ صِرَٰطٍ
مُّسْتَقِيمٍ ﴿٢٢﴾ قُلْ هُوَ ٱلَّذِىٓ أَنشَأَكُمْ وَجَعَلَ لَكُمُ ٱلسَّمْعَ وَٱلْأَبْصَٰرَ
وَٱلْأَفْـِٔدَةَ ۖ قَلِيلًا مَّا تَشْكُرُونَ ﴿٢٣﴾ قُلْ هُوَ ٱلَّذِى ذَرَأَكُمْ فِى
ٱلْأَرْضِ وَإِلَيْهِ تُحْشَرُونَ ﴿٢٤﴾ وَيَقُولُونَ مَتَىٰ هَٰذَا ٱلْوَعْدُ إِن كُنتُمْ
صَٰدِقِينَ ﴿٢٥﴾ قُلْ إِنَّمَا ٱلْعِلْمُ عِندَ ٱللَّهِ وَإِنَّمَآ أَنَا۠ نَذِيرٌ مُّبِينٌ ﴿٢٦﴾



13 Ва эй мардум, сухани худро пинҳон кунед ё онро ошкор созед, дар илми Худо ҳарду баробар аст. Зеро[1] ҳаққо, ки Ӯ Донандаи асрори қалбҳои бандагон аст.

14 Оё Зоте, ки ҳама мавҷудотро офаридааст, ниҳон ва пӯшидатар аз ниҳонро намедонад ва ҳол он ки Ӯ вобаста ба амалҳои бандагонаш Борикбини[2] аз он Бохабар аст?! Албатта, чизе аз Ӯ пӯшида нест.

15 Ӯ Худоест, ки заминро бароятон нарми осонистиқомат сохт. Пас дар гӯшаву атрофи замин сайру тамошо кунед ва аз ризқи дар он бароятон омодасохтааш бихӯред. Ва шумо ягона ба сӯи Ӯ барангехта шуда, мавриди бозпурсӣ қарор гирифта, ҷазои сазовор дода мешавед.

16 Оё худро аз Худое, ки дар осмон аст, аз он ки шуморо монанди Қорун ба зери замин фурӯ барад, пас замин баъд аз оромиш ногаҳон ба ларза ояд, эмин меҳисобед?!

17 Оё аз Худое, ки дар осмон аст, аз он ки бар шумо мисли қавми Лут тундбоди сангбор фиристад, худро дар амон меҳисобед?! Пас чун уқабати Маро бубинед, аз он бим доданамро хоҳед донист, аммо баъд аз дидани азоб ин донистан ба шумо суде намебахшад.

18 Ва ҳеч шакке нест, ки умматҳои пеш аз ин мушрикон гузашта паёмбаронро дурӯғгӯй шумурданд. Вақте онҳо куфру такзиби хешро идома доданд, дучори уқубати илоҳӣ гаштанд. Пас инкори Ман бар куфру такзибашон чӣ гуна буд?! Бешак, инкори ниҳоят сахт буд.

19 Оё ин ҷамоаи такзибгар паррандагони болои сари худро, ки болҳояшонро гоҳо ҷамъ ва гоҳо онро паҳн мекунанд, намебинанд?! Он паррандагонро аз афтодан ба замин ғайри Худои Меҳрубон дигар касе нигоҳ намедорад. Бегумон Ӯ ҳама чизро мебинад.

20 Эй кофирон! Агар Худо азобатонро хоҳад, кист он лашкариёни шумо, ки аз он азоб ҷуз Худои Меҳрубон бароятон кӯмак мерасонад?! Бешак, кофирон дар фиреби Шайтон гирифтор ҳастанд.

21 Агар Худо ризқашро аз шумо боз дорад, кист касе, ки ба шумо ризқ медиҳад?! Балки ҳосили калом он аст, ки кофирон дар саркашӣ ва кибру худдорӣ аз қабули ҳақ якравӣ мекунанд ва исрор меварзанд.

22 Оё он касе, ки вожгун бар чеҳрааш роҳ меравад роҳёфтатар аст ё он касе, ки бар роҳи рост дар ҳолати рост истодан роҳ меравад?!

23 Эй Паёмбар! Ба мушрикони такзибгар бигӯ: "**Худо Он Зотест, ки шуморо офарид ва бароятон гӯшҳо ва чашмҳо ва қалбҳоро ато намуд. Ӯро дар бадали неъматҳояш андак сипосгузорӣ мекунед.**"

24 Эй Паёмбар! Ба мушрикони такзибгар бигӯ: "**Худо Он Зотест, ки шуморо дар замин паҳн сохт. Аммо аз дасти бутҳоятон коре намеояд. Ва шумо рӯзи қиёмат барои пурсуҷӯ ва гирифтани ҷазо танҳо ба сӯи Ӯ ҷамъ оварда мешавед. Модом ки ҳақиқат чунин аст, пас фақат Ӯро бипарастед ва ягона аз Ӯ биҳаросед.**"

25 Ва такзибкунандагони растохез воқеъшави онро дурӯғ дониста мегӯянд: "**Эй Муҳаммад! Ин ваъдаи азоб, ки ту ва ёронат пайваста моро аз он бим медиҳед, кай ба вуқӯъ мепайвандад?! Агар шумо дар даъвои хеш содиқед, пас замони омадани онро баён кунед.**"[3]

26 Эй Паёмбар! Дар посухашон бигӯ: "**Ба дурустӣ, илми замони вуқӯи қиёмат назди Худо аст, касе ба ҷуз Ӯ онро намедонад ва ман яқинан бароятон бимдиҳандаи ошкорам.**"

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Худо аз асрори ниҳони қалбҳо огоҳ аст;
2. Куфру маъсият аз сабабҳои омадани уқубати илоҳӣ дар дунё ва охират аст;
3. Куфр зулмату ҳайрат ва имон нуру ҳидоят аст.

---

1. Ҷумлаи дуюм баёнгари иллати ҷумлаи якум аст. (**Мутарҷим**)
2. "**Латиф**" ба маънои "**Донандаи корҳои ниҳон ва бо ҳикмату меҳрубонӣ чораҷӯии он**" аст. (**Мутарҷим**)
3. Қисмати охири ҷумла "**...пас замони омадани онро...**" бо истифода аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) илова шуда аст. Зеро муаллифон оиди ҷавоби феъли шарт чизе наовардаанд. (**Мутарҷим**)

27 Пас чун кофирон рӯзи қиёмат азоби Худоро аз наздик бинанд, чеҳраашон дигаргун ва сиёҳ мегардад ва ба онҳо гуфта мешавад: “**Ин ҳамон азобест, ки дар дунё зуд омаданашро талаб мекардед.**”
28 Эй Паёмбар! Аъмоли ин мушрикони такзибгарро инкор карда бигӯ: “**Ба ман хабар диҳед! Агар Худо ман ва мӯъминони ҳамроҳи маро бимиронад ё бо лутфаш бар мо раҳм кунад, пас кофиронро аз азоби дардовар кӣ мераҳонад?! Касе онҳоро аз азоб раҳонида наметавонад.**”
29 Эй Паёмбар! Ба ин мушрикон бигӯ: “**Ӯ Худои Меҳрубонест, ки шуморо танҳо ба парастиши Худ фаро мехонад. Мо ба Ӯ имон овардаем ва дар ҳамаи корҳоямон бар Ӯ таваккул намудаем. Пас дер ё зуд ҳатман хоҳед донист, кӣ дар гумроҳии ошкор ва кӣ дар роҳи рост қарор дорад.**”
30 Эй Паёмбар! Ба ин мушрикон бигӯ: “**Ба ман хабар диҳед! Агар оби менӯшидаатон дар замин он чунон фурӯ равад, ки ба он расидан натавонед, пас кӣ ба шумо оби ҷории фаровон меорад?! Ҳеҷ кас ҷуз Худо аз уҳдаи ин кор намебарояд.**”




## СУРАИ “ҚАЛАМ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ПАНҶОВУ ДУ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баъд аз забондарозии мушрикон дар ҳаққи Паёмбар (с), Худо дар ин сура ба хотири таъйиди Паёмбараш, илм ва ахлоқи неки ӯро баён сохт.

### Тафсир:

1 “**Нун**”.[1] Савганд ба қалам ва ба он чи мардум бо қаламҳояшон менависанд, ки-
2 ту Паёмбар ба сабаби инъоми нубуввват аз ҷониби Парвардигор девона нестӣ. Балки аз ин тӯҳмати мушрикон поку беайбӣ.
3 Ва ҳамоно бароят дар ивази он ки сахтиҳои таблиғи рисолат ба мардумро таҳаммул дорӣ, савоби қатъношавандаи беминнат аст. Ҳеҷ кас ҳаққи бар ту миннат карданро надорад.
4 Ва бегумон ту соҳиби ахлоқи бузурги қуръонӣ ҳастӣ. Худро бо ахлоқи ҳамидаи мавҷуд дар Каломи Худо бо беҳтарин сурат оростаӣ.
5 Пас яқинан ту ба зудӣ хоҳӣ дид ва мушрикон хоҳанд дид, ки-
6 вақте ҳақиқат ошкор шавад, маълум мегардад, ки кадом яке аз шумо гирифтори девонагӣ аст?!
7 Эй Паёмбар! Ба дурустӣ, Парвардигорат касонеро, ки аз роҳаш гумроҳ шудаанд, беҳтар медонад ва низ касонеро, ки ҳидоят ёфтаанд, беҳтар медонад. Гумроҳии мушрикон ва дар роҳи рост қарор доштани ту бо мӯъминони ҳамроҳатро хуб медонад.
8 Пас дар умури динат аз мушрикони такзибгар итоат макун.
9 Мушрикон орзӯ доранд, ки ту аз ҳисоби дин бо онҳо нармӣ ва созиш кунӣ, пас бо ту нармӣ ва созиш кунанд.
10 Ва аз ҳар нафари бардурӯғ бисёр савгандхӯрандаи ҳақир итоат макун,-
11 он нафаре, ки мардумро зиёд ғайбат мекунад ва бо суханчинӣ дар байнашон тухми тафриқа мекорад,-
12 бисёр монеи некӣ буда, дар молу ҷону номуси мардум таарруз намуда, ба гуноҳ зиёд даст мезанад,-
13 дуруштхӯи сангдил аст, баъд аз ин ҳама сифот ҳаромзода[2] аст.
14 Вай ба иллати он ки моли бисёр ва фарзандони зиёд дорад, аз имон овардан кибр меварзад.
15 Чун барояш оятҳои Мо хонда шавад, мегӯяд: “**Ин афсонаҳои бофтаи гузаштагон аст.**”[3]
16 Бешак, Мо бар биниаш доғи шармандагию хорӣ хоҳем гузошт.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Паёмбар (с) соҳиби ахлоқи қуръонӣ буданд;

2.Кофирон дорои сифатҳои бад мебошанд ва мӯъминон бояд аз он дурӣ ҷуста, аз кофирон итоат накунанд;

3.Ҳар ки зиёд қасам хӯрад, назди Худо ва халқ беқадр мегардад.

1. Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири шабеҳи ин ҳуруф гузашта аст. (**Муаллиф**)
2. Ибни Аббос (р) мегӯяд: “**Мурод аз “زنيم” ҳаромзода аст.**” (**Мутарҷим**)
3. Соҳиби васфҳои мазкур Валид ибни Муғира аст. (**Мутарҷим**)

إِنَّا بَلَوْنَٰهُمْ كَمَا بَلَوْنَآ أَصْحَٰبَ ٱلْجَنَّةِ إِذْ أَقْسَمُوا۟ لَيَصْرِمُنَّهَا مُصْبِحِينَ ١٧ وَلَا
يَسْتَثْنُونَ ١٨ فَطَافَ عَلَيْهَا طَآئِفٌ مِّن رَّبِّكَ وَهُمْ نَآئِمُونَ ١٩ فَأَصْبَحَتْ
كَٱلصَّرِيمِ ٢٠ فَتَنَادَوْا۟ مُصْبِحِينَ ٢١ أَنِ ٱغْدُوا۟ عَلَىٰ حَرْثِكُمْ إِن كُنتُمْ
صَٰرِمِينَ ٢٢ فَٱنطَلَقُوا۟ وَهُمْ يَتَخَٰفَتُونَ ٢٣ أَن لَّا يَدْخُلَنَّهَا ٱلْيَوْمَ عَلَيْكُم
مِّسْكِينٌ ٢٤ وَغَدَوْا۟ عَلَىٰ حَرْدٍ قَٰدِرِينَ ٢٥ فَلَمَّا رَأَوْهَا قَالُوٓا۟ إِنَّا لَضَآلُّونَ
٢٦ بَلْ نَحْنُ مَحْرُومُونَ ٢٧ قَالَ أَوْسَطُهُمْ أَلَمْ أَقُل لَّكُمْ لَوْلَا تُسَبِّحُونَ
٢٨ قَالُوا۟ سُبْحَٰنَ رَبِّنَآ إِنَّا كُنَّا ظَٰلِمِينَ ٢٩ فَأَقْبَلَ بَعْضُهُمْ عَلَىٰ بَعْضٍ
يَتَلَٰوَمُونَ ٣٠ قَالُوا۟ يَٰوَيْلَنَآ إِنَّا كُنَّا طَٰغِينَ ٣١ عَسَىٰ رَبُّنَآ أَن يُبْدِلَنَا
خَيْرًا مِّنْهَآ إِنَّآ إِلَىٰ رَبِّنَا رَٰغِبُونَ ٣٢ كَذَٰلِكَ ٱلْعَذَابُ ۖ وَلَعَذَابُ ٱلْءَاخِرَةِ
أَكْبَرُ ۚ لَوْ كَانُوا۟ يَعْلَمُونَ ٣٣ إِنَّ لِلْمُتَّقِينَ عِندَ رَبِّهِمْ جَنَّٰتِ ٱلنَّعِيمِ ٣٤
أَفَنَجْعَلُ ٱلْمُسْلِمِينَ كَٱلْمُجْرِمِينَ ٣٥ مَا لَكُمْ كَيْفَ تَحْكُمُونَ ٣٦ أَمْ لَكُمْ
كِتَٰبٌ فِيهِ تَدْرُسُونَ ٣٧ إِنَّ لَكُمْ فِيهِ لَمَا تَخَيَّرُونَ ٣٨ أَمْ لَكُمْ أَيْمَٰنٌ عَلَيْنَا
بَٰلِغَةٌ إِلَىٰ يَوْمِ ٱلْقِيَٰمَةِ ۙ إِنَّ لَكُمْ لَمَا تَحْكُمُونَ ٣٩ سَلْهُمْ أَيُّهُم بِذَٰلِكَ
زَعِيمٌ ٤٠ أَمْ لَهُمْ شُرَكَآءُ فَلْيَأْتُوا۟ بِشُرَكَآئِهِمْ إِن كَانُوا۟ صَٰدِقِينَ ٤١ يَوْمَ
يُكْشَفُ عَن سَاقٍ وَيُدْعَوْنَ إِلَى ٱلسُّجُودِ فَلَا يَسْتَطِيعُونَ ٤٢



(17) Бегумон Мо ин мушриконро бо қаҳтӣ ва гуруснагӣ озмудем, он гуна ки қаблан соҳибони боғро озмуда будем. Чунки[1] онҳо савганд хӯрданд, ки дар вақти бомдодон меваҳои боғро шитобон мечинанд, то фақирон аз он нахӯранд.

(18) Ва онҳо дар савганди худ "**Ин шоаллоҳ**" намегуфтанд.

(19) Пас, шабона аз ҷониби Парвардигорат оташи бузурге омад ва атрофи боғро дар ҳоле ки соҳибонаш хоб буданд, печида, онро нобуд кард ва пеши роҳи онро гирифта натавонистанд.

(20) Пас, он боғ монанди шаби ниҳоят торик сиёҳ гашт.

(21) Пас, ҳангоми субҳ ҳамдигарро фарёд карда мегуфтанд:-

(22) "**Агар меваҳоятонро чидан хоҳед, пас саҳари барвақт қабл аз омадани фақирон ба назди зироати хеш биравед.**"

(23) Пас, дар аввали субҳ шитобон ҷониби зироаташон раҳсипор шуданд ва онҳо бо садои паст сӯҳбат мекарданд.

(24) Ба якдигар мегуфтанд: "**Набояд имрӯз фақире наздатон ба боғ дохил шавад.**"

(25) Ва дар аввали субҳ бо азми манъ намудани меваҳо аз фақирон раҳсипор шуда, пиндоштанд, ки бар иҷрои хостаашон қудрат доранд.

(26) Пас, вақте боғашонро сӯхта диданд, ба ҳамдигар гуфтанд: "**Ба дурустӣ ки мо роҳро гум кардаем. Зеро боғи мо чунин набуд.**

(27) **Не, мо роҳро гум накардаем, балки ба сабаби мақсади бад доштанамон, ки фақиронро аз меваҳои он маҳрум месозем, аз чидани меваҳояш маҳрум гаштем.**"

(28) Аз байни онҳо беҳтарин нафарашон гуфт: "**Вақте шумо қасд кардед, ки фақиронро аз меваҳои боғатон маҳрум мегардонед, оё ба шумо нагуфтам: "Чаро Аллоҳ (ч)-ро ба покӣ намехонед ва аз гуноҳонатон ба сӯи Ӯ барнамегардед?!**"

(29) Онҳо дар ҷавоб гуфтанд: "**Парвардигорамонро аз ҳама айбу нуқсон ба покӣ мехонем. Ҳамоно мо бо маҳрум сохтани фақирон бар ҷонамон ситам кардем.**"

(30) Пас, баъзеи онҳо ба баъзеи дигарашон рӯй оварда, якдигарро маломат мекарданд.

(31) Онҳо бо изҳори надомат мегуфтанд: "**Эй вой бар мо! Бешак, мо бо манъ кардани ҳаққи фақирон аз ҳад гузаштем.**

(32) **Умед дорем, ки Парвардигорамон барои мо дар ивази он боғи ба коми оташ рафта боғи беҳтаре диҳад. Яқинан мо танҳо ба сӯи Парвардигорамон рағбат намуда, аз Ӯ мағфирати гуноҳон ва некиро мехоҳем.**"

(33) Азоби Мо нисбат ба бандагони нофармон ҳамин гуна аст. Ва азоби охират бузургтар аст, агар шиддат ва бақои онро медонистанд.

(34) Ба дурустӣ ки барои парҳезкорон дар назди Парвардигорашон бӯстонҳои дорои неъматҳои абадӣ аст.

(35) Оё Мо /он гуна ки мушрикон мепиндоранд/ мусалмононро дар подош монанди кофирон мегардонем?!

(36) Эй мушрикон! Шуморо чӣ шудааст, ки чунин қазовати ғайри одилона мекунед?!

(37) Ё шумо китобе доред, ки баробарии бандагони фармонбардор ва нофармонро дар он китоб мехонед?!

(38) Оё дар он китобатон мехонед, ки ҳар чи барои худ дар охират бихоҳед, онро бармегузинед?!

(39) Ё ин ки шумо бар уҳдаи Мо паймонҳои қатъии то рӯзи қиёмат пойдор доред, ки бар асоси он ҳукми ба табъи дилатонро ба нафъи хеш содир менамоед?!

(40) Эй Паёмбар! Аз соҳибони ин сухан бипурс: "**Кадом якеи онҳо ба ин ҳукми гӯё бо мӯъминон яксон буданашон кафил ҳастанд?!**"

(41) Ё ин ҷамоа ҷуз Худо маъбудҳое доранд, ки онҳоро дар подош бо мӯъминон баробар мегардонанд?! Агар дар даъвояшон, ки гӯё аз лиҳози подош бо мӯъминон яксонанд, содиқ бошанд, пас маъбудҳои худро ҳозир созанд.

(42) Рӯзи қиёмат ҳамаро даҳшати ниҳоят шадид фаро мегирад ва Парвардигор соқи бемонанди Худро ошкор[2] месозад ва мардум ба сӯи саҷда даъват мешаванд. Пас мӯъминон саҷда мекунанд ва кофирону мунофиқон саҷда карда наметавонанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Боз доштани ҳаққи фақир сабаби нобудшавии мол мегардад;

2.Худо дар дунё баъзан бандаи Худро гирифтори уқубат месозад, то аз гуноҳаш тавба намуда, ба сӯи Ӯ баргардад;

3.Чунончи сифатҳои мӯъминону кофирон яксон нест, ҷазояшон низ ҳамин гуна мухталиф аст.

1. Муфассирон мегӯянд, ҳарфи "إِذْ" дар ин оят ифодагари иллат аст. (**Мутарҷим**)
2. Ин оят бар асоси ривояти Бухорӣ, Муслим ва ғайра тафсир шуда аст. Он киноя аз шиддати рӯзи охират аст. Ин маънои киноявӣ аз Ибни Аббос, Муҷоҳид ибни Ҷабр ва дигар имомони тафсир омада аст. (**Мутарҷим**)




43 Дар ҳоле ба саҷда даъват мешаванд, ки чашмонашон сарозер буда, хорӣ ва пушаймонӣ онҳоро фаро мегирад. Ва ба дурустӣ ки дар дунё ба саҷда кардан дар назди Худо даъват мешуданд, ҳол он ки онҳо аз гирифториҳои имрӯза дар офият буданд.

44 Пас, эй Паёмбар, маро ҳамроҳи он касе, ки ин Қуръонро дурӯғ мешуморад, бигузор. Бегумон Мо ин ҷамоаро аз маконе зина ба зина ба самти азоби Худ мекашем, ки "**тавтеа**" будани онро намедонанд.

45 Ва барояшон як муддат мӯҳлат медиҳам, то дар гуноҳ фурӯ раванд. Ҳамон тадбири Ман нисбат ба аҳли куфру такзиб ниҳоят қавӣ аст. Ҳаргиз онҳо аз уқубатам раҳоӣ намеёбанд ва солим намемонанд.

46 Эй Паёмбар! Оё ту дар бадали таблиғи рисолати Худо аз онҳо музд талаб мекунӣ, пас эшон аз пардохташ гаронӣ мекашанд?! Магар сабаби аз ту рӯй гардониданашон ҳамин аст?! Яқинан чунин нест. Зеро ту аз онҳо чизе талаб накардаӣ. Пас чаро тобеи ту намешаванд?!

47 Ё илми ғайб назди онҳост, пас ҳар далелеро бихоҳанд, аз ғайб менависанд ва аз ту бениёз гардида, муқобилат ҷидол мекунанд?!

48 Пас, эй Паёмбар, барои ҳукми Парвардигорат, ки онҳоро бо додани мӯҳлат оҳиста-оҳиста ҳалок месозад, сабр кун ва дар дилтангӣ аз мардум ва шитобкорӣ монанди Юнуси соҳиби моҳӣ мабош, вақте, ки Парвардигорашро нидо кард ва ҳол он ки вуҷуди вай дар торикии шаб ва торикии батни моҳӣ пур аз ғам буд.

49 Агар ба фарёди Юнус марҳамати Парвардигораш намерасид, ҳатман моҳӣ ӯро дар биёбони бегиёҳу дарахт меафканд ва ӯ мавриди маломат қарор мегирифт.

50 Пас, Парвардигораш Юнусро баргузид ва ӯро аз бандагони дорои гуфтору кирдор ва мақсади солеҳ гардонид.

51 Ва бешак, вақте кофирон Қуръонро шуниданд, наздик буд, ки туро бо чашмонашон аз шиддати нигоҳи тезашон аз пой афтонанд ва ҳалок созанд. Ва онҳо аз ҳавои нафсашон пайравӣ карда, мегӯянд: "**Ба дурустӣ ки ин марди даъвогари нубувват девона аст.**"

52 Ва ҳаққо, ки Қуръон барои инсонҳо ва ҷинҳо андарз ва ёдоварӣ аст.

## СУРАИ "ҲОҚҚА"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ШАСТУ НУҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ПАНҶОВУ ДУ ОЯТ

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

Барои таъкиди ҳақиқат доштани хабарҳои Қуръон дар бораи рӯзи охират ва ваъдаи аҳли имон дар он рӯз ба фараҳмандӣ ва аҳли куфр ба пушаймонию надомат, зикри он ки қиёмат ногузир барпо хоҳад шуд.

### Тафсир:

1 Ҳодисаи бидуни шак таҳаққуқёбандаи қиёмат.

2 Худо бо суоли зерин азамати он рӯзро нишон дода мегӯяд:
Чист он ҳодисаи бидуни шак таҳаққуқёбанда?!

3 Ва ту чӣ медонӣ, ки он ҳодисаи бузург чист?![1]

4 Самуди қавми Солеҳ ва Оди қавми Ҳуд қиёмати бо саҳнаҳои ҳавлнокаш кӯбандаи мардумро дурӯғ шумурданд.

5 Пас аммо Самуди қавми Солеҳ, Худо онҳоро бо фарёди ниҳоят сахту мудҳиш ҳалок сохт.

6 Ва аммо Оди қавми Ҳуд, Худо онҳоро ба василаи боди бағоят сарди дорои садои ваҳшатноки аз ҳад зиёд тундвазанда ҳалок сохт.

7 Худо он бодро бар онҳо ҳафт шаб ва ҳашт рӯзи паёпай равон намуд, ки ҳамаро нобуд кард. Пас ту қавми Ҳудро дар манзилҳояшон ҳалокшудаи бар замин афканда медидӣ,[2] гӯё ки онҳо танаҳои дарахти хӯрмои пӯсидаи дарунхолии ба замин афтода бошанд.

8 Пас, оё аз онҳо баъд аз ин уқубат касеро боқимонда мебинӣ?!

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Сабр ахлоқи ҳамида буда, мавҷудияти он барои ҳамагон лозим ва зарур аст;

2.Тавба гуноҳони гузаштаро маҳв мегардонад ва сабаби аз зумраи бандагони баргузидаи Худо гаштани шахс мебошад;

3.Гуногунии азоби Худо бар кофирону исёнкорон далели камоли қудрат ва адолати Ӯст.

---

1. Ҳаводиси он рӯз аз доираи тасаввури инсон берун аст. (**Мутарҷим**)
2. Имом Алӯсӣ (р) хитоби ин оятро **ифтирозӣ** мегӯяд. Яъне, агар ба фарзи мисол, ту дар онҷо ҳузур медоштӣ, он қавмро дар вазъияти тавсифшуда медидӣ. (**Мутарҷим**)

وَجَآءَ فِرۡعَوۡنُ وَمَن قَبۡلَهُۥ وَٱلۡمُؤۡتَفِكَٰتُ بِٱلۡخَاطِئَةِ ٩ فَعَصَوۡاْ رَسُولَ
رَبِّهِمۡ فَأَخَذَهُمۡ أَخۡذَةٗ رَّابِيَةً ١٠ إِنَّا لَمَّا طَغَا ٱلۡمَآءُ حَمَلۡنَٰكُمۡ فِي ٱلۡجَارِيَةِ
١١ لِنَجۡعَلَهَا لَكُمۡ تَذۡكِرَةٗ وَتَعِيَهَآ أُذُنٞ وَٰعِيَةٞ ١٢ فَإِذَا نُفِخَ فِي ٱلصُّورِ
نَفۡخَةٞ وَٰحِدَةٞ ١٣ وَحُمِلَتِ ٱلۡأَرۡضُ وَٱلۡجِبَالُ فَدُكَّتَا دَكَّةٗ وَٰحِدَةٗ ١٤
فَيَوۡمَئِذٖ وَقَعَتِ ٱلۡوَاقِعَةُ ١٥ وَٱنشَقَّتِ ٱلسَّمَآءُ فَهِيَ يَوۡمَئِذٖ وَاهِيَةٞ
١٦ وَٱلۡمَلَكُ عَلَىٰٓ أَرۡجَآئِهَاۚ وَيَحۡمِلُ عَرۡشَ رَبِّكَ فَوۡقَهُمۡ يَوۡمَئِذٖ ثَمَٰنِيَةٞ
١٧ يَوۡمَئِذٖ تُعۡرَضُونَ لَا تَخۡفَىٰ مِنكُمۡ خَافِيَةٞ ١٨ فَأَمَّا مَنۡ أُوتِيَ كِتَٰبَهُۥ
بِيَمِينِهِۦ فَيَقُولُ هَآؤُمُ ٱقۡرَءُواْ كِتَٰبِيَهۡ ١٩ إِنِّي ظَنَنتُ أَنِّي مُلَٰقٍ حِسَابِيَهۡ
٢٠ فَهُوَ فِي عِيشَةٖ رَّاضِيَةٖ ٢١ فِي جَنَّةٍ عَالِيَةٖ ٢٢ قُطُوفُهَا دَانِيَةٞ ٢٣
كُلُواْ وَٱشۡرَبُواْ هَنِيٓـَٔۢا بِمَآ أَسۡلَفۡتُمۡ فِي ٱلۡأَيَّامِ ٱلۡخَالِيَةِ ٢٤ وَأَمَّا مَنۡ أُوتِيَ
كِتَٰبَهُۥ بِشِمَالِهِۦ فَيَقُولُ يَٰلَيۡتَنِي لَمۡ أُوتَ كِتَٰبِيَهۡ ٢٥ وَلَمۡ أَدۡرِ مَا حِسَابِيَهۡ
٢٦ يَٰلَيۡتَهَا كَانَتِ ٱلۡقَاضِيَةَ ٢٧ مَآ أَغۡنَىٰ عَنِّي مَالِيَهۡۜ ٢٨ هَلَكَ عَنِّي سُلۡطَٰنِيَهۡ
٢٩ خُذُوهُ فَغُلُّوهُ ٣٠ ثُمَّ ٱلۡجَحِيمَ صَلُّوهُ ٣١ ثُمَّ فِي سِلۡسِلَةٖ ذَرۡعُهَا
سَبۡعُونَ ذِرَاعٗا فَٱسۡلُكُوهُ ٣٢ إِنَّهُۥ كَانَ لَا يُؤۡمِنُ بِٱللَّهِ ٱلۡعَظِيمِ ٣٣
وَلَا يَحُضُّ عَلَىٰ طَعَامِ ٱلۡمِسۡكِينِ ٣٤ فَلَيۡسَ لَهُ ٱلۡيَوۡمَ هَٰهُنَا حَمِيمٞ ٣٥



9 Ва Фиръавн ва умматҳои қабл аз вай гузашта ва қавми Лут, ки деҳаҳои онҳо зеру забар гаштааст, ба хатоҳои азими ширку куфр даст заданд.

10 Пас онҳо Паёмбари Парвардигорашонро итоат накарданд ва ӯро дурӯғгӯй шумурданд. Пас Парвардигор ҳамагиро ба шиддат ҳалок ва решакан сохт.

11 Ҳамоно вақте об аз лиҳозӣ баландӣ аз ҳадди худ гузашт, Мо бо амри Хеш падарони шуморо дар киштии сохтаи Нӯҳ (а) савор кардем. Азбаски мухотабони ин оят он замон дар камари падаронашон қарор доштанд, Худо дар инҷо онҳоро мухотаб қарор дод.

12 То Мо он киштӣ ва саргузашташро оиди ҳалокати кофирон ва наҷоти мӯъминон мояи панду ибрат гардонем ва гӯшҳое, ки ҳар чиро шунаванд, дар ёд месупоранд, онро аз худ кунанд.

13 Пас вақте фариштаи мувazzаф як бор дар сур нафхаи дуюмро бидамад.

14 Ва замин ва кӯҳҳо бардошта шаванд, пас чунон як дафъа куфта шаванд, ки пора-пора гарданд.

15 Пас қиёмат дар он рӯз ба вуқӯъ мепайвандад.

16 Ва осмон барои нузули фариштагон рахна мешавад, пас он дар он рӯз баъд аз устуворӣ сусту нотавон мегардад.

17 Ва фариштагон дар гӯшаю канори осмон қарор мегиранд ва он рӯз тахти Парвардигоратро ҳашт фариштаи муқарраб болои сари худ мебардоранд.

18 Эй мардум! Шумо он рӯз бар Аллоҳ (ч) пешкаш мешавед. Ҳеҷ асроратон аз Аллоҳ (ч) пинҳон намемонад. Балки Ӯ дар бораи ҳамаи ҷузъиёти корҳоятон иттилоъ дорад.

19 Пас, аммо ҳар касе, ки номаи аъмолаш ба дасти росташ дода шавад, бо хушҳолӣ мегӯяд: “**Номаи аъмоламро гирифта, хонед.**

20 **Ҳамоно ман дар дунё медонистам ва яқин доштам, ки баъд аз марг зинда мешавам ва бо ҷазои аъмолам рӯбарӯ мегардам.**”

21 Пас, вай дар зиндагонии писандидаи абадӣ ҷой мегирад.

22 Дар бӯстони баландмакони баландмақом.

23 Меваҳои он ба аҳли ҷаннат наздик ва дастрас аст.

24 Ба онҳо бо мақсади арҷгузорӣ гуфта мешавад: “**Ба сабаби он амалҳои шоистае, ки дар дунё тақдим кардед, аз неъматҳои он ба таври гуворо, ки аз хӯрдану нӯшиданаш озор намебинед, бихӯред ва бинӯшед.**”

25 Ва аммо ҳар касе, ки номаи аъмолаш ба дасти росташ дода шавад, аз шиддати пушаймонӣ мегӯяд: “**Эй кош, номаи аъмолам ба ман дода намешуд. Зеро аъмоли зиштам, ки дар он сабт шудааст, боиси уқубатам мегардад.**

26 **Ва эй кош, бо чӣ анҷом ёфтани ҳисобамро намедонистам.**

27 **Эй кош, марги чашидаам корамро тамом мекард ва дигар зинда намегаштам.**

28 **Молам аз азоби илоҳӣ чизеро аз ман дур накард.**

29 **Он чи дар дунё ба муқобили ҳақиқат ҳуҷҷат меовардам ва низ қудрату мансабам, ки бар он такя мекардам, ботил ва аз ман нопадид гардид.**”

30 Ба фариштагон гуфта мешавад: “**Ӯро бигиред, пас бар дасту гарданаш завлона бизанед.**

31 **Сипас ӯро ба дӯзах ворид созед, то аз азоби он ранҷ барад.**

32 **Сипас ӯро дар занҷире, ки дарозии он ҳафтод зироъ аст, дохил намоед.**”[1]

33 Зеро ба дурустӣ ки вай ба Аллоҳи Боазамат имон надошт.

34 Ва дигаронро ба таом додани мискин тарғиб намекард.

35 Пас имрӯз дар қиёмат дӯсти мушфиқе надорад, ки уқубатро аз вай бартараф гардонад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Эҳсон нисбат ба падари шахсе ҳамчун эҳсон ба фарзанд маҳсуб шуда, бояд соҳиби он сипосгузорӣ шавад;
2.Таом додани фақир ва тарғиби дигарон ба ин амал аз сабабҳои маҳфуз мондан аз оташи ҷаҳаннам аст;
3.Шиддати азоби рӯзи охират бар банда лозим мегардонад, ки аз он бо имон ва амали шоиста бипарҳезад.

1. Яъне, занҷирро аз ҳар тараф бар баданаш печонед, то ҳаракат карда натавонад. (**Мутарҷим**)



36 Ва ӯ барои хӯрдан ғайр аз хуну зардоби ҷасади дӯзахиён, таоме надорад.
37 Он таомро танҳо кофирону мушрикон мехӯранд.
38 Савганд ба он чи мебинед-
39 ва савганд ба он чи намебинед, ки-
40 яқинан Қуръон Каломи Худо буда, онро Паёмбари гиромӣ ба мардум мехонад.
41 Ва Қуръон сухани шоир нест. Чунки аз вазни шеърӣ холӣ аст. Шумо имони андак меоред.
42 Ва низ Қуръон сухани фолбин нест. Зеро ин калом аз гуфтори фолбинон фарқ дорад. Шумо панди андак мегиред.
43 Балки Қуръон Китоби аз сӯи Парвардигори тамоми мавҷудот нозилшуда аст.
44 Ва агар ба фарзи мисол, Муҳаммад (с) дар ҳаққи Мо аз назди худ баъзеи суханонро мебофт,-
45 ҳатман бо қудрат ва қувват пеши роҳашро мегирифтем ва аз вай интиқом меситондем,-
46 сипас раги муттасил ба қалбашро мебуридем.
47 Пас касе аз шумо Моро аз уқубаташ боз дошта наметавонист.
48 Ва бешак, Қуръон барои касоне, ки бо иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз мамнӯъот парҳезкорӣ менамоянд, панду насиҳат аст.
49 Ва бегумон Мо медонем, ки аз байни шумо мардум як идда ин Қуръонро такзиб ва як иддаи дигар онро тасдиқ мекунанд.
50 Ва яқинан дурӯғ ҳисобидани Қуръон барои кофирон дар рӯзи қиёмат ҳасрат ва пушаймонӣ аст.
51 Ва ҳаққо, ки Қуръон яқини маҳз аст. Дар нузулаш аз сӯи Худо камтарин шак нест.
52 Эй Паёмбар! Модоме чунин аст, пас бо зикри исми боазамати Парвардигорат Ӯро аз ҳама айбу нуқсонҳо ба покӣ бихон.

### СУРАИ “МАЪОРИҶ”
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ЧИЛУ ЧОР ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Таъкиди он ки кофирон рӯзи қиёмат дучори уқубат мегарданд ва мӯъминон дар неъматҳои абадӣ қарор мегиранд.

**Тафсир:**

1 Дархосткунандае аз мушрикон бо тамасхур бар худ ва қавмаш азоби ҳатман воқеъшавандаи қиёматро дархост намуд, ки агар он ҳақ бошад, пас бигузор воқеъ шавад.[1]
2 Он азоб барои кофирон воқеъ гашта, касе нест, ки онро аз онҳо дур созад.
3 Азоби қиёмат аз ҷониби Худои Дорои мартабаю дараҷаҳои олӣ ва лутфу эҳсонҳо ба вуқӯъ мепайвандад.
4 Фариштагон ва Ҷибрил дар рӯзи қиёмат, ки миқдори дарозии он панҷоҳ ҳазор сол аст, ба сӯи Худо боло мераванд.
5 Пас, эй Паёмбар, бидуни шикоят ва бетобӣ сабр кун.
6 Яқинан кофирон ин азобро аз имкон дур мепиндоранд.
7 Ва Мо онро ногузир воқеъшаванда медонем.
8 Он рӯз, ки осмон мисли мису тилло ва дигар навъи маъданҳои обшуда мегардад-
9 Ва кӯҳҳо дар сабукӣ ва порашавӣ ба мисли пашми ранг карда шуда мешаванд.[2]
10 Ва наздиктарин дӯст аз ҳоли наздиктарин дӯсташ намепурсад. Зеро ҳар кас дар он рӯз машғули худ аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Қуръон аз тӯҳмати шеъру фолбинӣ пок аст;
2.Дар ҳаққи Худо сухан бофтан ниҳоят хатари бузург дорад;
3.Сабри зебо он аст, ки банда аз Худо аҷр хоста, ба касе шикоят накунад.

1. Тибқи ривоятҳои саҳеҳ касе, ки бо масхара омадани қиёматро талаб кард, Назр ибни Ҳарс аст. (**Мутарҷим**)
2. Калимаи “**العهن**” ба маънои пашми рангшуда аст. Интихоби ин вожа барои он аст, ки кӯҳҳо рангҳои гуногун доранд ва дар назар монанди пашмҳои рангин метобанд. (**Мутарҷим**)

يُبَصَّرُونَهُمْ يَوَدُّ الْمُجْرِمُ لَوْ يَفْتَدِي مِنْ عَذَابِ يَوْمِئِذٍ بِبَنِيهِ ١١
وَصَاحِبَتِهِ وَأَخِيهِ ١٢ وَفَصِيلَتِهِ الَّتِي تُؤْوِيهِ ١٣ وَمَن فِي الْأَرْضِ جَمِيعًا
ثُمَّ يُنجِيهِ ١٤ كَلَّا إِنَّهَا لَظَىٰ ١٥ نَزَّاعَةً لِّلشَّوَىٰ ١٦ تَدْعُو مَنْ أَدْبَرَ
وَتَوَلَّىٰ ١٧ وَجَمَعَ فَأَوْعَىٰ ١٨ ۞ إِنَّ الْإِنسَانَ خُلِقَ هَلُوعًا ١٩ إِذَا مَسَّهُ الشَّرُّ الحزب ٥٧
جَزُوعًا ٢٠ وَإِذَا مَسَّهُ الْخَيْرُ مَنُوعًا ٢١ إِلَّا الْمُصَلِّينَ ٢٢ الَّذِينَ هُمْ
عَلَىٰ صَلَاتِهِمْ دَائِمُونَ ٢٣ وَالَّذِينَ فِي أَمْوَالِهِمْ حَقٌّ مَّعْلُومٌ ٢٤ لِّلسَّائِلِ
وَالْمَحْرُومِ ٢٥ وَالَّذِينَ يُصَدِّقُونَ بِيَوْمِ الدِّينِ ٢٦ وَالَّذِينَ هُم مِّنْ عَذَابِ
رَبِّهِم مُّشْفِقُونَ ٢٧ إِنَّ عَذَابَ رَبِّهِمْ غَيْرُ مَأْمُونٍ ٢٨ وَالَّذِينَ هُمْ
لِفُرُوجِهِمْ حَافِظُونَ ٢٩ إِلَّا عَلَىٰ أَزْوَاجِهِمْ أَوْ مَا مَلَكَتْ أَيْمَانُهُمْ
فَإِنَّهُمْ غَيْرُ مَلُومِينَ ٣٠ فَمَنِ ابْتَغَىٰ وَرَاءَ ذَٰلِكَ فَأُولَٰئِكَ هُمُ الْعَادُونَ ٣١
وَالَّذِينَ هُمْ لِأَمَانَاتِهِمْ وَعَهْدِهِمْ رَاعُونَ ٣٢ وَالَّذِينَ هُم بِشَهَادَاتِهِمْ قَائِمُونَ
٣٣ وَالَّذِينَ هُمْ عَلَىٰ صَلَاتِهِمْ يُحَافِظُونَ ٣٤ أُولَٰئِكَ فِي جَنَّاتٍ مُّكْرَمُونَ ٣٥
فَمَالِ الَّذِينَ كَفَرُوا قِبَلَكَ مُهْطِعِينَ ٣٦ عَنِ الْيَمِينِ وَعَنِ الشِّمَالِ
عِزِينَ ٣٧ أَيَطْمَعُ كُلُّ امْرِئٍ مِّنْهُمْ أَن يُدْخَلَ جَنَّةَ نَعِيمٍ ٣٨ كَلَّا إِنَّا خَلَقْنَاهُم
مِّمَّا يَعْلَمُونَ ٣٩ فَلَا أُقْسِمُ بِرَبِّ الْمَشَارِقِ وَالْمَغَارِبِ إِنَّا لَقَادِرُونَ ٤٠



(11) Наздиктарин дӯстон ва хешовандон ба якдигар нишон дода мешаванд ва ҳамдигарро мебинанд, вале аз сабаби шиддати саҳнаи он рӯз касе аз ҳоли касе намепурсад. Гунаҳкори сазовори оташи ҷаҳаннам таманно менамояд, ки аз азоби он рӯз дар ивази хеш фарзандонашро пешкаш созад.
(12) Ва ҳамсараш ва бародарашро пешкаш кунад.
(13) Ва хешовандонашро, ки ӯро ҷой медоданд ва вақти сахтиҳо дар паҳлӯяш меистоданд, пешкаш намояд.
(14) Ва ҳамаи инсонҳо, ҷинҳо ва махлуқоти заминро пешкаш карда, сипас ин иваз ӯро аз он уқубати мудҳиш наҷот диҳад.
(15) Ҳаргиз кор он гуна ки ин ҷинояткор мепиндорад, нест! Яқинан оташи охират шӯълазананда аст.
(16) Аз шиддати ҳарорат пӯсти сарро аз ҷояш сахт бармеканад.
(17) Ҳар киро, ки дар дунё аз имону амали шоиста рӯй тофта ва ба он пушт гардонидааст, ба сӯи худ фаро мехонад.
(18) Ва ӯ мол ҷамъ оварда, пас онро дар хазинааш нигоҳ дошта, аз харҷ намуданаш дар роҳи хайр бухл варзидааст.[1]
(19) Ба дурустӣ ки инсон сахт камтоқат офарида шудааст.
(20) Вақте ба вай бадие ба мисли беморӣ ё тангдастӣ расад, бесабрӣ мекунад.
(21) Ва вақте ба вай некие ба мисли неъмати фаровон ва тавонгарӣ расад, онро аз харҷ дар роҳи хайр бисёр боз медорад.
(22) Ба истиснои намозгузорони воқеӣ, ки аз ин ду васф соliманд.
(23) Он касоне, ки намози худро бардавом мехонанд ва чизе онҳоро аз намоз манъ намекунад.
(24) Ва он касоне, ки дар молҳояшон ҳиссаи муайян аст.
(25) Он ҳиссаро ба шахси пурсанда ва касе, ки намепурсад, вале бо кадом сабабе аз рӯзии кофӣ маҳрум мондааст, медиҳанд.
(26) Ва он касоне, ки ба вуқӯи рӯзи ҷазо боварии қатъӣ доранд.
(27) Ва он касоне, ки новобаста аз анҷоми амалҳои шоиста аз азоби Парвардигорашон тарсонанд.
(28) Бешак, набояд аз азоби Парвардигорашон худро эмин донист. Шахси бохирад ҳамеша аз он ки шояд гирифтори азоби илоҳӣ шавад, дар ҳарос аст.
(29) Ва он касоне, ки шармгоҳашонро бо пӯшонидану дур доштан аз зино ва аъмоли зишт нигоҳ медоранд.
(30) Магар бар ҳамсаронашон ё канизонашон. Чунки онҳо бо баҳра бурдани шаҳвонӣ аз ҳамсарон ва канизонашон маломат намешаванд.[2]
(31) Пас, он касоне, ки ба ғайр аз ҳамсар ва канизашон аз ҷои дигар талаби баҳра бурдани шаҳвонӣ кунанд, пас ин ҷамоа дар ҳақиқат аз марзҳои гузоштаи Худо гузаштагонанд.
(32) Ва он касоне, ки амонатҳои молӣ, асрор ва ғайри он ва аҳди бо Худо ва мардум бастаи хештанро риоя менамоянд. Ба амонатҳо хиёнат намекунанд ва аҳдашонро намешикананд.
(33) Ва касоне, ки шаҳодатҳояшонро ба таври лозим ба ҷо меоранд. Қаробати хешӣ ё адовати ҳеҷ кас дар шаҳодаташон асар намегузорад.
(34) Ва он касоне, ки бар намозҳояшон бо хондани он дар вақташ ва таҳорати комилу риояи ҳузури ботинӣ муҳофизат мекунанд.
(35) Ин ҷамоаи соҳиби сифатҳои мазкур дар бӯстонҳои ҷовидон бо неъматҳои мухталиф ва дидори Парвардигор икром хоҳанд шуд.
(36) Эй Паёмбар! Пас мушрикони қавматро чӣ шудааст, ки дар атрофат ҷамъ омада, дар дурӯғгӯй шумурданат мешитобанд.
(37) Туро гурӯҳ-гурӯҳ аз самти рост ва чап иҳота кардаанд.
(38) Оё ҳар кадомашон тамаъ дорад, ки Худо ӯро ба ҷаннати абадӣ ворид созад ва ҳол он ки бар куфраш боқӣ аст?!
(39) Ҳаргиз кор чунончи кофирону мушрикон мепиндоранд, нест! Ҳамоно Мо онҳоро аз чизе офаридаем, ки онро медонанд. Мо онҳоро аз оби ҳақири нутфа офаридаем. Эшон бандагони ниҳоят нотавононанд. Барои хештан молики зараву фоида нестанд. Модом ки чунин аст, пас чи тавр кибр меварзанд?!
(40) Пас савганд ба Парвардигори машриқҳо ва мағрибҳои офтобу моҳ, ки Мо Қодирем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Азбаски азоби дӯзах сахт аст, аҳли он орзӯ менамоянд, ки ба ҳар васила аз он наҷот ёбанд;
2. Намоз аз бузургтарин василаҳои мағфирати гуноҳон дар дунё ва маҳфуз мондан аз оташ дар охират аст;
3. Тарс аз уқубати илоҳӣ бандаро ба иҷрои ҳар чи бештари амали шоиста таҳрик медиҳад.

1. Банда дар тарҷумаи решавии калимаи "أوعى" аз тафсири Ҷалолайн истифода бурдам. Он аз решаи "وعاء" сохта шуда, маънои "**зарф**"-ро дорад. Инҷо дар бадали **зарф** вожаи **хазина** кор бурда шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Ҷумлаи дуюм ҳукман баёнгари иллати ҷумлаи якум аст. (**Мутарҷим**)

41 Яқинан Мо бар он ки ба ҷойи мушрикон бандагони итоаткори аз онҳо беҳтарро ҳаст гардонем ва онҳоро ҳалок созем, қудрат дорем. Ва Мо вақте табдилашонро хоҳем, аз анҷоми он мағлуб ва оҷиз нестем.
42 Пас эй Паёмбар, онҳоро бигузор, ки дар ботилу гумроҳиашон фурӯ раванд ва дар зиндагонии дунёяшон бозӣ кунанд, то вақте ки бо рӯзи қиёмат, ки тавассути Қуръон ба онҳо дар он рӯз ваъдаи азоб дода мешавад, рӯбарӯ гарданд.
43 Он рӯз, ки аз қабрҳояшон шитобон ба ҷониби маҳшар берун меоянд, гӯё ки онҳо бо якдигар ҷониби нишонае сабқат мекунанд.
44 Дар ҳоле чашмонашон сарозер афканда буда, хорию надомат онҳоро фаро мегирад. Ин ҳамон рӯзест, ки дар дунё вуқӯи он ба онҳо ваъда дода мешуд, вале парвое надоштанд.



**СУРАИ "НӮҲ"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ БИСТУ ҲАШТ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо мақсади устувор гардонидани мӯъминон ва таҳдиди кофирон, баёни мубориза дар роҳи даъват ва сабри даъватгарон.

**Тафсир:**

1 Бешак, Мо Нӯҳро ба сӯи қавмаш фиристодем, ки қавматро қабл аз омадани азоби дардовар битарсон. Чунки агар онҳо бим доданатро ба инобат нагиранд ва куфру ширкашонро идома диҳанд, ба уқубати ниҳоят сахт дучор мешаванд.
2 Нӯҳ (а) ба онҳо гуфт: "**Эй қавми ман! Бегумон ман барои шумо аз дучор шуданатон ба азоби сахт бимдиҳандаи ошкорам. Дар сурати аз ширку куфр тавба накарданатон, ба азоби мудҳиш гирифтор мешавед.**
3 **Ман бо бим доданам аз шумо танҳо ҳаминро тақозо дорам, ки ягона Худоро бипарстед ва бо анҷоми фармонҳояш ва дурӣ ҷустан аз манъкардаҳояш аз азобаш парҳез намоед ва маро итоат кунед.**
4 **Агар ин шартҳоро иҷро созед, Худо гуноҳони ба ҳуқуқи бандагон тааллуқ надоштаатонро мағфират мекунад ва шуморо аз неъматҳои ин дунё то мӯҳлати дар илмаш муайян баҳраманд месозад ва шуморо бо азобаш ҳалок намегардонад. Заминро обод мекунед ва аз зиндагӣ баҳра мебаред. Бегумон чун мӯҳлати барои марг муқаррарсохтаи Худо ояд, он ба таъхир гузошта намешавад. Агар ин ҳақиқатро медонистед, ҳатман шитобон имон меовардед ва аз ширку гумроҳӣ бармегаштед."**
5 Нӯҳ (а) хитоб ба Парвардигораш гуфт: "**Эй Парвардигорам! Ба дурустӣ ки ман қавмамро ба сурати пайваста шабу рӯз ба ибодат ва яктопарастӣ даъват кардам.**
6 **Пас даъвати ман ба онҳо ҷуз нафрат ва дур шудан аз он ҳеҷ чизеро афзун насохт.**
7 **Ва ҳамоно ман ҳар вақт онҳоро ба ибодати Ту ва итоати худ даъват кардам, то гуноҳонашонро мағфират кунӣ, гӯшҳои хешро бо ангӯштонашон маҳкам намуданд, то суханамро нашунаванд ва рӯяшонро бо либосҳои худ пӯшониданд, то маро набинанд ва аз пазируфтани ҳақ ба шиддат кибр варзида, бар куфру ширкашон идома доданд.**
8 **Сипас ман онҳоро ошкор даъват намудам.**
9 **Сипас ба дурустӣ ки ман бо истифода аз шеваҳои мухталиф баъзан садоямро дар даъват барояшон баланд ва баъзан даъватро барояшон пинҳон ва садоямро паст намудам.**
10 **Пас ба онҳо гуфтам, ки бо роҳи тавба аз Парвардигоратон мағфирати гуноҳонатонро бихоҳед. Зеро Ӯ нисбат ба тавбакорон яқинан Омурзанда аст.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ғафлат аз охират бағоят хатарнок аст;
2.Ибодат ва тақво сабаби мағфирати гуноҳон мегардад;
3.Пайваста даъвати мардум ба сӯи Худо ва кор бурдан аз шеваҳои гуногун бар даъватгарон воҷиб аст.

يُرْسِلِ ٱلسَّمَآءَ عَلَيْكُم مِّدْرَارًا ﴿١١﴾ وَيُمْدِدْكُم بِأَمْوَٰلٍ وَبَنِينَ وَيَجْعَل
لَّكُمْ جَنَّـٰتٍ وَيَجْعَل لَّكُمْ أَنْهَـٰرًا ﴿١٢﴾ مَّا لَكُمْ لَا تَرْجُونَ لِلَّهِ وَقَارًا ﴿١٣﴾
وَقَدْ خَلَقَكُمْ أَطْوَارًا ﴿١٤﴾ أَلَمْ تَرَوْا۟ كَيْفَ خَلَقَ ٱللَّهُ سَبْعَ سَمَـٰوَٰتٍ
طِبَاقًا ﴿١٥﴾ وَجَعَلَ ٱلْقَمَرَ فِيهِنَّ نُورًا وَجَعَلَ ٱلشَّمْسَ سِرَاجًا ﴿١٦﴾
وَٱللَّهُ أَنۢبَتَكُم مِّنَ ٱلْأَرْضِ نَبَاتًا ﴿١٧﴾ ثُمَّ يُعِيدُكُمْ فِيهَا وَيُخْرِجُكُمْ
إِخْرَاجًا ﴿١٨﴾ وَٱللَّهُ جَعَلَ لَكُمُ ٱلْأَرْضَ بِسَاطًا ﴿١٩﴾ لِّتَسْلُكُوا۟ مِنْهَا
سُبُلًا فِجَاجًا ﴿٢٠﴾ قَالَ نُوحٌ رَّبِّ إِنَّهُمْ عَصَوْنِى وَٱتَّبَعُوا۟ مَن لَّمْ يَزِدْهُ
مَالُهُۥ وَوَلَدُهُۥٓ إِلَّا خَسَارًا ﴿٢١﴾ وَمَكَرُوا۟ مَكْرًا كُبَّارًا ﴿٢٢﴾ وَقَالُوا۟
لَا تَذَرُنَّ ءَالِهَتَكُمْ وَلَا تَذَرُنَّ وَدًّا وَلَا سُوَاعًا وَلَا يَغُوثَ وَيَعُوقَ
وَنَسْرًا ﴿٢٣﴾ وَقَدْ أَضَلُّوا۟ كَثِيرًا ۖ وَلَا تَزِدِ ٱلظَّـٰلِمِينَ إِلَّا ضَلَـٰلًا ﴿٢٤﴾
مِّمَّا خَطِيٓـَٔـٰتِهِمْ أُغْرِقُوا۟ فَأُدْخِلُوا۟ نَارًا فَلَمْ يَجِدُوا۟ لَهُم مِّن دُونِ
ٱللَّهِ أَنصَارًا ﴿٢٥﴾ وَقَالَ نُوحٌ رَّبِّ لَا تَذَرْ عَلَى ٱلْأَرْضِ مِنَ ٱلْكَـٰفِرِينَ
دَيَّارًا ﴿٢٦﴾ إِنَّكَ إِن تَذَرْهُمْ يُضِلُّوا۟ عِبَادَكَ وَلَا يَلِدُوٓا۟ إِلَّا فَاجِرًا
كَفَّارًا ﴿٢٧﴾ رَّبِّ ٱغْفِرْ لِى وَلِوَٰلِدَىَّ وَلِمَن دَخَلَ بَيْتِىَ مُؤْمِنًا
وَلِلْمُؤْمِنِينَ وَٱلْمُؤْمِنَـٰتِ ۖ وَلَا تَزِدِ ٱلظَّـٰلِمِينَ إِلَّا تَبَارًۢا ﴿٢٨﴾



(11) **Агар аз Парвардигоратон омурзиш хоҳед, ҳар гоҳ ба борон ниёз пайдо кунед, онро бар шумо пай дар пай фуруд меорад ва ба қаҳтӣ дучор намешавед.**
(12) **Ва амвол ва фарзандонатонро афзун месозад ва бароятон бӯстонҳои серҳосил медиҳад, то аз меваҳояш истифода намоед ва бароятон рӯдҳо медиҳад, то аз обаш нӯшед ва зироату чорвоҳои хешро сероб гардонед.**
(13) **Эй қавми ман! Шуморо чӣ шудааст, ки аз азамати Аллоҳ (ч) наметарсед ва бебокона Ӯро нофармонӣ мекунед?!**
(14) **Ҳол он ки Ӯ шуморо марҳила ба марҳила, нахуст аз нутфа, сипас аз хуни баста ва баъдан аз гӯштпора халқ кардааст.**"
(15) Оё намебинед ва намедонед, ки Аллоҳ (ч) ҳафт осмонро рӯи ҳам чӣ гуна ҳаст намудааст?!
(16) Ва аз байни осмонҳо дар осмони дунё моҳро дар зулмати шаб барои аҳли замин нурафкан сохта ва офтобро мисли чароғи дурахшон гардонидааст.
(17) Ва Аллоҳ (ч) шуморо бо офаридани падаратон Одам аз хок аз замин офаридааст. Сипас шумо аз набототи он ғизо меҳӯред.
(18) Сипас шуморо баъди марг ба замин бармегардонад ва яқинан шуморо рӯзи қиёмат барои пурсуҷӯ ва гирифтани ҷазо аз замин берун меорад.
(19) Ва Аллоҳ (ч) заминро барои шумо паҳновари қобили сукунат гардонидааст.
(20) То дар он барои талаби рӯзии ҳалол дар роҳҳои паҳновар роҳ биравед.
(21) Нӯҳ (а) гуфт: "**Эй Парвардигорам! Ҳамоно онҳо амри маро вобаста ба ибодат ва яктопарастӣ итоат накарданд ва аз фармони раҳбарони нокасашон, ки Ту ба онҳо молу фарзанди зиёд инъом кардӣ, пас мол ва фарзандашон ба онҳо ҷуз залолат чизеро афзун насохт, итоат намуданд.**"
(22) Ва он раҳбарони нокасашон бо иғвоандозии пайравонашон ба муқобили Нӯҳ (а) макри бағоят бузург карданд.
(23) Ва ба пайравонашон гуфтанд: "**Ибодати бутҳоятонро тарк накунед ва махсусан ибодати бутҳоеро ба номи** "**Вадд**" ва "**Сувоъ**" ва "**Яғус**" ва "**Яъуқ**" ва "**Наср**" **тарк накунед.**"
(24) Ва онҳо ба василаи ин бутҳояшон мардуми бисёреро гумроҳ сохтанд. Ва Парвардигоро, ба нафарони бо куфру ширк бар ҷони хеш ситам раводидагон ҷуз залолат чизеро афзун магардон.
(25) Онҳо ба сабаби хатоҳои содир кардаашон дар дунё бо тӯфон ғарқ карда шуда, пас аз марг бевосита ба оташ дароварда шуданд, пас ба ғайри Аллоҳ (ч) ёвароне наёфтанд, ки онҳоро аз уқубат раҳо кунанд.
(26) Ва чун Нӯҳ (а) аз ҷониби Худо хабардор гашт, ки аз қавмаш ба ҷуз пайравонаш дигар касе имон намеорад, гуфт: "**Эй Парвардигори ман! Дар замин аз кофирон ҳеҷ сокинеро боқӣ магузор.**
(27) **Ба дурустӣ ки агар Ту онҳоро боқӣ гузорӣ ва мӯҳлат диҳӣ, бандагони боимонатро гумроҳ месозанд ва аз худ танҳо фарзанди бадкори нофармону ниҳоят носипос ба дунё меоранд.**
(28) **Эй Парвардигорам! Гуноҳони маро ва падару модарамро ва ҳар мӯъминеро, ки ба хонаи ман медароянд ва мардони боимон ва занони боимонро биомурз ва барои он нафароне, ки бо куфру маъсият бар ҷонашон ситам раво дидаанд, ҷуз ҳалокат ва хасорат чизеро афзун масоз.**"

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Истиғфор василаи омадани борон ва фаровон шудани амволу фарзандон аст;
2. Нақши раҳбарон дар гумроҳсозии зердастон ошкор аст;
3. Гуноҳ сабаб мешавад, ки шахс дар дунё ҳалок ва дар охират ба азоб дучор гардад.

1. Имом Насафӣ феъли "يمدد"-ро ба маънои "**афзун сохтан**" оварда аст. Дар тарҷума аз он истифода бурдаам. (**Мутарҷим**)
2. Феъли "تـروا" метавонад ба маънои дидан ва донистан бошад. Баъзе аз муфассирон ҳарду маъноро ҷамъ намудаанд. Дар тарҷума аз ҳамин шева кор бурда шуда аст. (**Мутарҷим**)
3. Ин калом метавонад идомаи сухани Нӯҳ (а) ба қавмаш ё каломи Худо бошад. (**Мутарҷим**)



الجزء التاسع والعشرون — سورة الجن

سُورَةُ الجِنِّ — آياتها ٢٨ — ترتيبها ٧٢

الحزب ٥٨

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ
قُلۡ أُوحِيَ إِلَيَّ أَنَّهُ ٱسۡتَمَعَ نَفَرٞ مِّنَ ٱلۡجِنِّ فَقَالُوٓاْ إِنَّا سَمِعۡنَا قُرۡءَانًا
عَجَبٗا ١ يَهۡدِيٓ إِلَى ٱلرُّشۡدِ فَـَٔامَنَّا بِهِۦۖ وَلَن نُّشۡرِكَ بِرَبِّنَآ أَحَدٗا ٢
وَأَنَّهُۥ تَعَٰلَىٰ جَدُّ رَبِّنَا مَا ٱتَّخَذَ صَٰحِبَةٗ وَلَا وَلَدٗا ٣ وَأَنَّهُۥ كَانَ
يَقُولُ سَفِيهُنَا عَلَى ٱللَّهِ شَطَطٗا ٤ وَأَنَّا ظَنَنَّآ أَن لَّن تَقُولَ ٱلۡإِنسُ
وَٱلۡجِنُّ عَلَى ٱللَّهِ كَذِبٗا ٥ وَأَنَّهُۥ كَانَ رِجَالٞ مِّنَ ٱلۡإِنسِ يَعُوذُونَ بِرِجَالٖ
مِّنَ ٱلۡجِنِّ فَزَادُوهُمۡ رَهَقٗا ٦ وَأَنَّهُمۡ ظَنُّواْ كَمَا ظَنَنتُمۡ أَن لَّن يَبۡعَثَ
ٱللَّهُ أَحَدٗا ٧ وَأَنَّا لَمَسۡنَا ٱلسَّمَآءَ فَوَجَدۡنَٰهَا مُلِئَتۡ حَرَسٗا
شَدِيدٗا وَشُهُبٗا ٨ وَأَنَّا كُنَّا نَقۡعُدُ مِنۡهَا مَقَٰعِدَ لِلسَّمۡعِۖ فَمَن
يَسۡتَمِعِ ٱلۡأٓنَ يَجِدۡ لَهُۥ شِهَابٗا رَّصَدٗا ٩ وَأَنَّا لَا نَدۡرِيٓ أَشَرٌّ أُرِيدَ
بِمَن فِي ٱلۡأَرۡضِ أَمۡ أَرَادَ بِهِمۡ رَبُّهُمۡ رَشَدٗا ١٠ وَأَنَّا مِنَّا ٱلصَّٰلِحُونَ
وَمِنَّا دُونَ ذَٰلِكَۖ كُنَّا طَرَآئِقَ قِدَدٗا ١١ وَأَنَّا ظَنَنَّآ أَن لَّن نُّعۡجِزَ
ٱللَّهَ فِي ٱلۡأَرۡضِ وَلَن نُّعۡجِزَهُۥ هَرَبٗا ١٢ وَأَنَّا لَمَّا سَمِعۡنَا ٱلۡهُدَىٰٓ
ءَامَنَّا بِهِۦۖ فَمَن يُؤۡمِنۢ بِرَبِّهِۦ فَلَا يَخَافُ بَخۡسٗا وَلَا رَهَقٗا ١٣



## СУРАИ “ҶИН”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ БИСТУ ҲАШТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо зикри воқеаи имон овардани ҷинҳо ба Қуръон ва ботилсозии пиндори мушрикон дар бораи онҳо, тасдиқ намудани он ки Қуръон Китоби аз сӯи Худо нозилшуда аст.

**Тафсир:**

1 Эй Паёмбар! Ба умматат бигӯ: “**Худо ба ман ваҳй фиристодааст, ки як гурӯҳе аз ҷинҳо дар минтақаи “Батни нахла” ба Қуръон хонданам гӯш андохтанд. Ва чун назди қавмашон баргаштанд, ба онҳо гуфтанд: “Ба дурустӣ, мо каломи қироатшавандаи дар боби баён ва фасоҳат бағоят шигифтангезеро шунидем.**

2 **Ин Калом бандагонро ба пиндору гуфтору кирдори дуруст раҳнамоӣ менамояд. Пас ба он имон овардем ва ба Парвардигори худ ҳаргиз касеро шарик намегардонем.**

3 **Ва имон овардем,[1] ки азамат ва ҷалоли Парвардигорамон баланд буда, ҳаргиз Ӯ он гуна ки мушрикон даъво доранд, ҳамсар ва фарзанд нагирифтааст.**

4 **Ва Иблис дар ҳаққи Худо бо нисбат додани ҳамсар ва фарзанд сухани каҷ мегуфтааст.**

5 **Ва вақте ки инсонҳо ва ҷинҳои мушрик ба Худо ҳамсар ва фарзанд нисбат медоданд, мо мепиндоштем, ки онҳо дар ҳаққи Худо дурӯғ намегӯянд. Бо тақлид ба суханашон бовар мекардем.**

6 **Ва дар замони ҷоҳилият мардоне аз аз навъи одамӣ буданд, ки вақте ҳангоми сафар дар ҷойи хавфнок фуруд меомаданд, ба мардоне аз навъи ҷинҳо паноҳ бурда мегуфтанд: “Ба раҳбари ин водӣ аз шарри камхирадони қавмаш паноҳ мехоҳам.” Пас, ҷинҳо баръакс хавфу ҳароси он инсонҳоро афзун месохтанд.[2]**

7 **Ва инсонҳо он гуна ки шумо ҷинҳо мепиндоштед, гумон доштанд, ки Худо ҳеҷ гоҳ касеро баъд аз маргаш барои пурсуҷӯ ва гирифтани ҷазо зинда намесозад.**

8 **Ва мо хабари осмонро ҷӯё шудем, пас онро бо посбонҳои нерӯманд аз фариштагони муҳофизатгар ва бо шӯълаҳои оташ пур ёфтем. Фариштаҳо осмонро аз дуздидани ахбор, ки қаблан ин корро анҷом медодем, нигоҳ медоранд ва ҳар ки ба он наздик шавад, оташпораҳо ӯро месӯзонанд.**

9 **Ва мо қаблан дар маконҳое аз осмон нишаста, ба ахбори байни фариштагон гӯш меандохтем ва онро ба фолбинон хабар медодем. Аммо вазъ минбаъд дигар аст. Пас, ҳар ки аз мо хоҳад ба ахбори осмон гӯш фаро диҳад, барои худ оташпораи омодаеро меёбад, ки агар наздик шавад, ӯро месӯзонад.**

10 **Ва мо намедонем, ки сабаби ин посбонии шадид дар чист? Оё ба сокинони замин бадӣ хоста шудааст ё Парвардигорашон ба онҳо хайр хостааст?! Мо ба ахбори осмон дастрасӣ надорем.**

11 **Ва мо ҷинҳо баъзеамон парҳезкору некӯкор ва баъзеамон кофиру фосиқанд. Мо гурӯҳҳои мухталифи иборат аз кофиру мусалмон дорем.**

12 **Ва мо яқин намудем, ки агар Худо дар ҳаққамон иродаи коре кунад, ҳаргиз аз Ӯ дар ҳеҷ маконе[3] раҳоӣ намеёбем ва ҳаргиз бо роҳи фирор аз Ӯ раҳо намешавем. Чунки илми Ӯ ҳамаро иҳота кардааст.**

13 **Ва мо вақте Қуръони раҳнамо ба сӯи некиро шунидем, ба он имон овардем. Пас ҳар ки ба Парвардигораш имон биёрад, аз камшавии некиҳояш ва илова гардидани гуноҳе бар гуноҳонаш намеҳаросад.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳар кас бо қалби пок ба Қуръон гӯш андозад, тахти таъсири он қарор мегирад;

2.Кӯмак хостан аз ҷинҳо ширк аст. Ҳар ки чунин кунад, дар дунё бо рух додани баръакси хостааш ҷазо дода мешавад;

3.Бо биъсати Паёмбари Худо (с) бутлони фолбинӣ ошкор гардид;

4.Нисбат надодани кори бад ба Худо аз одоби мӯъминон аст.

---

1. Ҳарфи “**وَ**” дар ибтидои ин оят то ояти 14 аз лиҳози наҳви арабӣ ифодагари маънои атф буда, дар оғози ҳар якеи ин оятҳо ҷумлаи “**Имон овардем**” ё “**Тасдиқ намудем**” ё “**Бовар кардем**” ба инобат гирифта шавад. (**Мутарҷим**)
2. Мегӯянд, нахустин қавми эҷодгари ин ақидаи ботил аҳли Яман буданд. Сипас Бани Ҳанифа ба ин кор даст заданд ва минбаъд дар байни арабҳо интишор ёфт. (**Мутарҷим**)
3. Азбаски муаллифон ба нуктаи муҳими қайди “**في الأرض**” дар оят ишора накардаанд, онро бо истифода аз сарчашмаҳои тафсир илова намудем. Мақсад аз калимаи “**замин**” кулли макон аст. (**Мутарҷим**)

وَأَنَّا مِنَّا ٱلْمُسْلِمُونَ وَمِنَّا ٱلْقَٰسِطُونَ ۖ فَمَنْ أَسْلَمَ فَأُو۟لَٰٓئِكَ
تَحَرَّوْا۟ رَشَدًا ﴿١٤﴾ وَأَمَّا ٱلْقَٰسِطُونَ فَكَانُوا۟ لِجَهَنَّمَ حَطَبًا ﴿١٥﴾
وَأَلَّوِ ٱسْتَقَٰمُوا۟ عَلَى ٱلطَّرِيقَةِ لَأَسْقَيْنَٰهُم مَّآءً غَدَقًا ﴿١٦﴾ لِّنَفْتِنَهُمْ
فِيهِ ۚ وَمَن يُعْرِضْ عَن ذِكْرِ رَبِّهِۦ يَسْلُكْهُ عَذَابًا صَعَدًا ﴿١٧﴾ وَأَنَّ
ٱلْمَسَٰجِدَ لِلَّهِ فَلَا تَدْعُوا۟ مَعَ ٱللَّهِ أَحَدًا ﴿١٨﴾ وَأَنَّهُۥ لَمَّا قَامَ عَبْدُ ٱللَّهِ
يَدْعُوهُ كَادُوا۟ يَكُونُونَ عَلَيْهِ لِبَدًا ﴿١٩﴾ قُلْ إِنَّمَآ أَدْعُوا۟ رَبِّى وَلَآ أُشْرِكُ
بِهِۦٓ أَحَدًا ﴿٢٠﴾ قُلْ إِنِّى لَآ أَمْلِكُ لَكُمْ ضَرًّا وَلَا رَشَدًا ﴿٢١﴾ قُلْ إِنِّى
لَن يُجِيرَنِى مِنَ ٱللَّهِ أَحَدٌ وَلَنْ أَجِدَ مِن دُونِهِۦ مُلْتَحَدًا ﴿٢٢﴾ إِلَّا بَلَٰغًا
مِّنَ ٱللَّهِ وَرِسَٰلَٰتِهِۦ ۚ وَمَن يَعْصِ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ فَإِنَّ لَهُۥ نَارَ جَهَنَّمَ
خَٰلِدِينَ فِيهَآ أَبَدًا ﴿٢٣﴾ حَتَّىٰٓ إِذَا رَأَوْا۟ مَا يُوعَدُونَ فَسَيَعْلَمُونَ
مَنْ أَضْعَفُ نَاصِرًا وَأَقَلُّ عَدَدًا ﴿٢٤﴾ قُلْ إِنْ أَدْرِىٓ أَقَرِيبٌ مَّا تُوعَدُونَ
أَمْ يَجْعَلُ لَهُۥ رَبِّىٓ أَمَدًا ﴿٢٥﴾ عَٰلِمُ ٱلْغَيْبِ فَلَا يُظْهِرُ عَلَىٰ غَيْبِهِۦٓ
أَحَدًا ﴿٢٦﴾ إِلَّا مَنِ ٱرْتَضَىٰ مِن رَّسُولٍ فَإِنَّهُۥ يَسْلُكُ مِنۢ بَيْنِ
يَدَيْهِ وَمِنْ خَلْفِهِۦ رَصَدًا ﴿٢٧﴾ لِّيَعْلَمَ أَن قَدْ أَبْلَغُوا۟ رِسَٰلَٰتِ
رَبِّهِمْ وَأَحَاطَ بِمَا لَدَيْهِمْ وَأَحْصَىٰ كُلَّ شَىْءٍ عَدَدًۢا ﴿٢٨﴾



14 **Ва аз мо баъзеамон бо тоату ибодат мусалмон ва мутеи Худо ва баъзеамон золими аз роҳи дуруст качрафта ҳастанд. Пас ҳар ки бо тоату амали нек мутеи Худо гардад, пас инҳо касонеанд, ки ҳидоят ва роҳи ростро қасд карда, оқибат ба ҷаннат мерасанд.**

15 **Ва аммо золимони аз роҳи Худо качрафта, пас онҳо ҳезуми дӯзаханд. Дӯзах ба василаи онҳо ва амсолашон афрӯхта мешавад.**"

16 Ва чунончи ба Паёмбар (с) пайғом шуд, ки як гурӯҳ аз ҷинҳо ба тиловати Қуръонаш гӯш фаро додаанд, ҳамин гуна барояш пайғом расид, ки агар ҷинҳо ва инсонҳо дар роҳи Ислом устувор монанд ва ба талаботаш амал намоянд, Мо барояшон оби фаровон менӯшонем ва ба онҳо неъматҳои гуногун медиҳем.

17 То онҳоро дар ин неъматҳо озмоиш намоем, ки оё шукри онро ба ҷо меоранд ё ношукрӣ мекунанд. Ва ҳар ки аз Қуръони нозилсохтаи Парвардигораш рӯй гардонад, ӯро ба азоби ниҳоят сахти тоқатфарсо дохил месозад.

18 Ва низ ба Паёмбар (с) пайғом шудааст, ки масҷидҳо хоси Худо мебошанд. Пас дар онҷо касеро бо Худо ибодат макунед, то монанди яҳудиҳо ва насрониҳо набошед, ки дар ибодатгоҳашон ба Худои ягона ширк меоранд.

19 Ва низ пайғом омадааст, ки чун бандаи Худо Муҳаммад (с) дар "**Батни нахла**" истода, Парвардигорашро мепарастид, ҷинҳо ҳангоми шунидани тиловати Қуръонаш аз издиҳоми бисёр қариб буд рӯйи ҳам меистоданд.

20 Эй Паёмбар! Ба ин мушрикон бигӯ: "**Ба дурустӣ, ман ягона Парвардигорамро мепарастам ва дар ибодат чизеро ба Ӯ шарик намесозам.**"

21 Эй Паёмбар! Ба онҳо бигӯ: "**Агар Худо барои шумо зарареро муқаддар сохта бошад, ман тавони пешгирии онро надорам ва агар Ӯ хайреро аз шумо боз доштан хоҳад, ман қудрат надорам, ки онро бароятон ҷалб созам.**"

22 Эй Паёмбар! Ба онҳо бигӯ: "**Агар ман аз Худо итоат накунам, ҳеҷ гоҳ касе маро аз уқубаташ паноҳ дода наметавонад ва ҳеҷ гоҳ ба ҷуз Ӯ паноҳгоҳе намеёбам.**

23 **Лекин ман молики онам, ки дастуроти Худо ва рисолатҳои Ӯро ба шумо расонам. Ва ҳар ки аз Худо ва Расулаш нофармонӣ мекунад, пас барояш оташи ҷаҳаннам аст, ҷаҳаннамиён дар онҷо ба таври абадӣ ҷовидон мемонанд.**"

24 Ва кофирон бар куфрашон то вақти дар рӯзи қиёмат дидани азоби барояшон ваъдашуда исрор меварзанд. Пас хоҳанд донист, ки чӣ касе аз нигоҳи ёвар нотавонтар ва чӣ касе аз нигоҳи теъдоди ёвар камтар аст.

25 Эй Паёмбар! Ба ин мушрикони мункири растохез бигӯ: "**Ман намедонам, ки оё уқубати ба шумо ваъда додашуда наздик аст ё Парвардигорам барои он мӯҳлатеро муайян кардааст, ки касе аз он ҷуз Ӯ хабар надорад.**"

26 Ӯ Донандаи ғайб аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест. Пас касеро аз ғайбаш огоҳ намесозад, балки он махсуси Зоташ боқӣ мемонад,-

27 магар он паёмбар, ки ӯро барои огоҳ сохтанаш аз ғайб ихтиёр намояд. Пас ӯро аз он чи хоҳад, огоҳ мегардонад ва аз самти пеши он паёмбар ва аз самти пушташ фариштагони нигаҳбон мефиристад, то ҷуз вай ҳеҷ кас аз он ғайб огоҳ нашавад.

28 Худо аз самти пешу пушти он паёмбари мухтор фариштагони нигаҳбон мефиристад, то вай бидонад, ки паёмбарони қаблан гузашта рисолатҳои Парвардигорашонро ба мардум расонидаанд ва Худо бо илми Хеш ҳар чи назди фариштагон ва паёмбарон мавҷуд аст, ҳамаро иҳота кардааст, ҳеҷ чизе аз Ӯ махфӣ нест ва ададӣ ҳама чизро ба таври дақиқ ҳисобидааст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Зулм сабаби духули ҷаннат мегардад;
2.Истиқомат дар роҳи ҳақ барои ноил гаштан ба мақсадҳои нек дорои аҳамияти зиёд аст;
3.Пайғоми Худо аз он ки бозичаи дасти шайтонҳо қарор гирад, маҳфуз аст.

**СУРАИ “МУЗЗАММИЛ”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ БИСТ ОЯТ**


الجُزءُ التَّاسِعُ وَالعِشرُون — سُورَةُ المُزَّمِّل

سُورَةُ المُزَّمِّل — آياتها ٢٠ — ترتيبها ٧٣

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

يَٰٓأَيُّهَا ٱلْمُزَّمِّلُ ١ قُمِ ٱلَّيْلَ إِلَّا قَلِيلًا ٢ نِّصْفَهُۥٓ أَوِ ٱنقُصْ مِنْهُ قَلِيلًا
٣ أَوْ زِدْ عَلَيْهِ وَرَتِّلِ ٱلْقُرْءَانَ تَرْتِيلًا ٤ إِنَّا سَنُلْقِى عَلَيْكَ قَوْلًا
ثَقِيلًا ٥ إِنَّ نَاشِئَةَ ٱلَّيْلِ هِىَ أَشَدُّ وَطْـًٔا وَأَقْوَمُ قِيلًا ٦ إِنَّ لَكَ فِى
ٱلنَّهَارِ سَبْحًا طَوِيلًا ٧ وَٱذْكُرِ ٱسْمَ رَبِّكَ وَتَبَتَّلْ إِلَيْهِ تَبْتِيلًا ٨
رَّبُّ ٱلْمَشْرِقِ وَٱلْمَغْرِبِ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ فَٱتَّخِذْهُ وَكِيلًا ٩ وَٱصْبِرْ
عَلَىٰ مَا يَقُولُونَ وَٱهْجُرْهُمْ هَجْرًا جَمِيلًا ١٠ وَذَرْنِى وَٱلْمُكَذِّبِينَ
أُو۟لِى ٱلنَّعْمَةِ وَمَهِّلْهُمْ قَلِيلًا ١١ إِنَّ لَدَيْنَآ أَنكَالًا وَجَحِيمًا ١٢
وَطَعَامًا ذَا غُصَّةٍ وَعَذَابًا أَلِيمًا ١٣ يَوْمَ تَرْجُفُ ٱلْأَرْضُ وَٱلْجِبَالُ
وَكَانَتِ ٱلْجِبَالُ كَثِيبًا مَّهِيلًا ١٤ إِنَّآ أَرْسَلْنَآ إِلَيْكُمْ رَسُولًا شَٰهِدًا
عَلَيْكُمْ كَمَآ أَرْسَلْنَآ إِلَىٰ فِرْعَوْنَ رَسُولًا ١٥ فَعَصَىٰ فِرْعَوْنُ ٱلرَّسُولَ
فَأَخَذْنَٰهُ أَخْذًا وَبِيلًا ١٦ فَكَيْفَ تَتَّقُونَ إِن كَفَرْتُمْ يَوْمًا
يَجْعَلُ ٱلْوِلْدَٰنَ شِيبًا ١٧ ٱلسَّمَآءُ مُنفَطِرٌۢ بِهِۦ كَانَ وَعْدُهُۥ مَفْعُولًا
١٨ إِنَّ هَٰذِهِۦ تَذْكِرَةٌ فَمَن شَآءَ ٱتَّخَذَ إِلَىٰ رَبِّهِۦ سَبِيلًا ١٩

٥٧٤

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо мақсади устувор сохтани қалби Паёмбари Худо (с) ва таҳдиди аҳли куфр ба азоби илоҳӣ, овардани тӯшаи даъватгарон дар сахтиҳои ин роҳ ва душвориҳои зиндагонии дунё.

**Тафсир:**

1. Эй Ҷома бар тан печида! Хитоб ба Паёмбар (с) мутааллиқ аст.
2. Шаб ба истисноии ҳиссаи андаки он намоз гузор.
3. Нисфе аз шаб намоз гузор ё аз нисфи он андак кам бикун ва то сеяки аввали он намоз гузор.
4. Ё бар нисфи шаб афзун гардон ва то ду ҳиссаи сеяки шаб намоз гузор ва чун Қуръон тиловат кардӣ, ҳуруфашро ошкор соз ва оромона бихон.
5. Эй Паёмбар! Намози шаб бихон, зеро Мо яқинан Қуръонро, ки аз нигоҳи шомил будани фарзҳо, ҳудуди шаръӣ, аҳком, одоб ва ғайра сухани гарон аст, бароят пайғом хоҳем фиристод.[1]
6. Ҳамоно намоз дар соатҳои шаб ба эътибори мувофиқати қалби намозгузор бо забонаш ва пок гардонидани нафсаш ботаъсиртар ва ба эътибори талаффуз ва қироати Қуръон дурусттар ва устувортар аст.
7. Бегумон ту рӯзона дар корҳоят саргармии бисёр дорӣ. Ба ҳамин сабаб, аз тиловати Қуръон боз мемонӣ. Пас дар шаб намоз гузор.
8. Ва Парвардигоратро бо зикрҳои мухталиф ёд кун ва бо ибодати холисона аз ҳама гусаста гашта, танҳо ба сӯи Ӯ рӯй биёр.
9. Ӯ Парвардигори машриқ ва Парвардигори мағриб аст. Ба ҷуз Ӯ ҳеҷ маъбуди барҳақ нест. Пас, Ӯро дар ҳамаи корҳоят Корсоз бигир.
10. Ва бар он чи таказибгарон аз тамасхур ва дашном мегӯянд, сабр намо ва онҳоро бидуни расонидани озор тарк намо.
11. Ва Маро бо таказибгарони соҳиби лаззатҳои фанопазири дунё раҳо бисоз, муқобилашон радду бадал макун, аз корҳояшон хашмгин машав ва онҳоро то фаро расидани мӯҳлати азобашон андаке мӯҳлат бидеҳ.
12. Бегумон назди Мо дар охират завлонаҳои сангин ва оташи шӯълавари дӯзах аст.
13. Ва назди Мо дар онҷо таомест, ки аз шиддати талхӣ гулӯро мегирад ва илова бар ин азоби дардовар аст.
14. Ин уқубат дар ҳаққи кофирон рӯзе ҳосил мегардад, ки замин ва кӯҳҳо ба ларза меоянд ва кӯҳҳо аз сахтии ҳаводиси охират ба теппаи регҳои равони пароканда табдил меёбанд.
15. Бидуни шакку тардид, Мо ба сӯи шумо Паёмбари дар қиёмат бар аъмолатон гувоҳро фиристодем, чунончи ба сӯи Фиръавн Паёмбар Мӯсоро фиристода будем.
16. Пас, Фиръавн Мӯсоро нофармонӣ кард. Пас, Мо ӯро дар дунё бо ғарқ гаштан дар баҳр ҷазои сахт додем ва дар охират низ бо оташи дӯзах уқубати сахт хоҳем дод. Бинобар ин, шумо аз саргузашти онҳо панд бигиред ва Паёмбаратонро нофармонӣ накунед.
17. Пас, агар шумо ба Худо кофир шавед ва Паёмбарашро дурӯғгӯ шуморед, читавр аз азоби сахти рӯзи тӯлонӣ, ки ба сабаби шиддат ва дарозиаш мӯи сари кӯдаконро сафед месозад, парҳез менамоед?!
18. Осмон дар он рӯз аз шиддати даҳшатҳояш шикофта мешавад. Ваъдаи Худо ногузир иҷрошаванда аст.
19. Ҳамоно ин баёни даҳшатҳои қиёмат панд аст. Мӯъминон аз шуниданаш суд мебаранд. Пас, ҳар ки аз даҳшати қиёмат наҷот ёфтан хоҳад, роҳи ба Парвардигораш васлкунандаро пеш гирад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Адои намози шаб, хондани Қуръон, зикри Парвардигор ва сабр барои даъватгар ниҳоят аҳамияти зиёд дорад;
2.Ҳузури қалб ҳангоми шаб дар ҳифз ва фаҳм таъсир мерасонад;
3.Бар дӯш гирифтани масъулиятҳо тарбияи ҷиддӣ мехоҳад;
4.Хушгузаронӣ ва ғарқ шудан дар неъматҳои дунё соҳибашро аз роҳи Худо боз медорад.

1. Азбаски ба қавли муфассирон ин оят ҳукман баёнгари иллати амр ба адои намози шаб аст, дар ибтидои он ҷумлаи “**Намози шаб бихон...**”-ро дарҷ намудам. (**Мутарҷим**)



الحزب ٥٨
۞ إِنَّ رَبَّكَ يَعْلَمُ أَنَّكَ تَقُومُ أَدْنَىٰ مِن ثُلُثَيِ الَّيْلِ وَنِصْفَهُۥ وَثُلُثَهُۥ وَطَآئِفَةٌ
مِّنَ الَّذِينَ مَعَكَ وَاللَّهُ يُقَدِّرُ الَّيْلَ وَالنَّهَارَ عَلِمَ أَن لَّن تُحْصُوهُ فَتَابَ
عَلَيْكُمْ فَاقْرَءُوا مَا تَيَسَّرَ مِنَ الْقُرْءَانِ عَلِمَ أَن سَيَكُونُ مِنكُم مَّرْضَىٰ
وَءَاخَرُونَ يَضْرِبُونَ فِي الْأَرْضِ يَبْتَغُونَ مِن فَضْلِ اللَّهِ وَءَاخَرُونَ
يُقَٰتِلُونَ فِي سَبِيلِ اللَّهِ فَاقْرَءُوا مَا تَيَسَّرَ مِنْهُ وَأَقِيمُوا الصَّلَوٰةَ وَءَاتُوا
الزَّكَوٰةَ وَأَقْرِضُوا اللَّهَ قَرْضًا حَسَنًا وَمَا تُقَدِّمُوا لِأَنفُسِكُم مِّنْ خَيْرٍ تَجِدُوهُ
عِندَ اللَّهِ هُوَ خَيْرًا وَأَعْظَمَ أَجْرًا وَاسْتَغْفِرُوا اللَّهَ إِنَّ اللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ٢٠

سُورَةُ المُدَّثِّرِ — ترتيبها ٧٤ — آياتها ٥٦

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

يَٰٓأَيُّهَا الْمُدَّثِّرُ ١ قُمْ فَأَنذِرْ ٢ وَرَبَّكَ فَكَبِّرْ ٣ وَثِيَابَكَ فَطَهِّرْ ٤
وَالرُّجْزَ فَاهْجُرْ ٥ وَلَا تَمْنُن تَسْتَكْثِرُ ٦ وَلِرَبِّكَ فَاصْبِرْ ٧ فَإِذَا نُقِرَ
فِي النَّاقُورِ ٨ فَذَٰلِكَ يَوْمَئِذٍ يَوْمٌ عَسِيرٌ ٩ عَلَى الْكَٰفِرِينَ غَيْرُ يَسِيرٍ ١٠
ذَرْنِي وَمَنْ خَلَقْتُ وَحِيدًا ١١ وَجَعَلْتُ لَهُۥ مَالًا مَّمْدُودًا ١٢ وَبَنِينَ
شُهُودًا ١٣ وَمَهَّدتُّ لَهُۥ تَمْهِيدًا ١٤ ثُمَّ يَطْمَعُ أَنْ أَزِيدَ ١٥ كَلَّآ إِنَّهُۥ
كَانَ لِءَايَٰتِنَا عَنِيدًا ١٦ سَأُرْهِقُهُۥ صَعُودًا ١٧ إِنَّهُۥ فَكَّرَ وَقَدَّرَ ١٨


20 Эй Паёмбар! Бешак, Парвардигорат медонад, ки ту ва як гурӯҳ мӯъминони ҳамроҳат гоҳо камтар аз ду сеяки шаб ва гоҳо нисфи он ва баъзан сеяки онро бо намоз сипарӣ месозед. Ва Аллоҳ (ч) шаб ва рӯзро андозагирӣ мекунад ва соатҳои он дуро дақиқ медонад. Ӯ медонист, ки шумо ҳаргиз қудрати ҳисоби соатҳои шабро надоред ва гузаронидани аксари он бо намоз бароятон душвор мебошад. Ба ҳамин сабаб, тавбаи шуморо пазируфт. Пас, аз шаб ҳар андоза, ки ба шумо муяссар шавад, намоз гузоред. Эй мӯъминон! Худо медонист, ки аз шумо баъзеатон бемор гашта, нотавон мешаванд ва як гурӯҳи дигар бо мақсади талаби рӯзӣ сафар мекунанд ва як гурӯҳи дигар бо мақсади касби ризои Худо ва барафроштани калимаи Ҳақ бо кофирон меҷанганд. Намози шаб ба ин тоифаҳои мазкур душвор аст. Пас, аз шаб ҳар андоза, ки бароятон муяссар шавад, намоз гузоред ва намозҳои панҷвақтаро барпо доред ва закоти молатонро диҳед ва аз як ҳиссаи дороиатон дар роҳи Худо холисона хайр кунед ва онро ҳамчун муомилаи қарз бо Худо ҳисобед. Ва шумо ҳар чи аз некӣ ба нафъи хеш тақдим менамоед, онро назди Худо аз кардаатон беҳтар ва аз лиҳози савоб бузургтар меёбед. Ва аз Худо омурзиши гуноҳонатонро бихоҳед. Ба дурустӣ ки Худо нисбат ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

## СУРАИ "МУДДАССИР"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ ЧОРУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ПАНҶОВУ ШАШ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Фармон додани Паёмбар (с) ба шурӯи даъват ва таҳдид намудани кофирони такзибгари рисолати эшон.

### Тафсир:

1 Эй Бандаи аз ҳароси мулоқоти Ҷибрил ҷома бар тан печида![1]
2 Бархез ва дарҳол[2] мардумро аз азоби Худо бим бидеҳ.
3 Ва ягона Парвардигоратро бо азамат ёд бикун.
4 Ва худро аз гуноҳ ва либосатро аз палидӣ пок гардон.
5 Ва аз палидии бутпарастӣ ва ғайри он дур бош.
6 Ва бо бисёр шумурдани амали солеҳат бар Худо миннат макун.
7 Ва ба хотири Худо дар баробари озори кофирон сабр намо.
8 Пас, вақте дар сур нафхаи дуюм дамида шавад.
9 Пас, рӯзи дамидани нафха рӯзи ниҳоят сахт аст.
10 Он рӯз бар кофирон осон нест.
11 Эй Паёмбар! Маро ҳамроҳи он кас, ки ӯро дар батни модараш танҳои бе молу фарзанд офаридаам, вогузор. Манзур аз шахси мазкур Валид ибни Муғира аст.
12 Ва барояш моли фаровон додаам.
13 Ва барояш фарзандоне додаам, ки дар ҳар маҳфиле ҳамроҳаш ҳозир мешуданд.

Чун Валид писари Муғира тавонгар буд, фарзандонаш аз сафари тиҷоратӣ бениёз буданд ва аз падарашон ҷудо намешуданд.

14 Ва ба вай дар айшу ризқу фарзанд вусъати зиёд бахшидаам.
15 Сипас ӯ сарфи назар аз он ки мункири Худо аст, тамаъ дорад, ки неъматҳои Худро барояш афзун созам.
16 Ҳаргиз кор он гуна ки мепиндорад, нест! Зеро ҳамоно ӯ нисбат ба оятҳои бар Паёмбар нозилсохтаи Мо ситезаҷӯи такзибгар аст.
17 Бешак, Ман ӯро ба азоби он чунон сахт хоҳам андохт, ки тоқат қарда наметавонад.
18 Ба дурустӣ ки ин кофири аз неъматҳои Худо баҳраманд оиди он ки дар бораи Қуръон чӣ бигӯяд, андешид ва сухани зиштеро дар зеҳнаш андоза ва омода намуд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Машаққат осониро ба вуҷуд меорад;
2.Пок гаштан аз палидиҳои ошкор ва ниҳон фарз аст;
3.Эҳсон ба шахси бадкор маънои шарофати ӯро надорад, балки он барояш ба мақсади тадриҷан ҳалок сохтан дода мешавад.

---

1. Ибни Ошур (р) бо такя бар аҳодис ҳадафи бар тан ҷома печидани Паёмбарро ба мулоқоти Ҷибрил вобаста медонад. Дар тарҷума аз ин раъй кор гирифта шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Азбаски ҳарфи "**ف**" дар оят ифодагари маънои **таъқиб** аст, дар тарҷума қайди "**дар ҳол**" оварда шуд. Яъне, дар иҷрои кори даъвати мардум таваққуф макун. (**Мутарҷим**)

فَقُتِلَ كَيْفَ قَدَّرَ ١٩ ثُمَّ قُتِلَ كَيْفَ قَدَّرَ ٢٠ ثُمَّ نَظَرَ ٢١ ثُمَّ عَبَسَ وَبَسَرَ
٢٢ ثُمَّ أَدْبَرَ وَاسْتَكْبَرَ ٢٣ فَقَالَ إِنْ هَٰذَا إِلَّا سِحْرٌ يُؤْثَرُ ٢٤ إِنْ هَٰذَا
إِلَّا قَوْلُ الْبَشَرِ ٢٥ سَأُصْلِيهِ سَقَرَ ٢٦ وَمَا أَدْرَاكَ مَا سَقَرُ ٢٧
لَا تُبْقِي وَلَا تَذَرُ ٢٨ لَوَّاحَةٌ لِّلْبَشَرِ ٢٩ عَلَيْهَا تِسْعَةَ عَشَرَ ٣٠ وَمَا جَعَلْنَا
أَصْحَابَ النَّارِ إِلَّا مَلَائِكَةً ۙ وَمَا جَعَلْنَا عِدَّتَهُمْ إِلَّا فِتْنَةً لِّلَّذِينَ كَفَرُوا
لِيَسْتَيْقِنَ الَّذِينَ أُوتُوا الْكِتَابَ وَيَزْدَادَ الَّذِينَ آمَنُوا إِيمَانًا ۙ وَلَا يَرْتَابَ
الَّذِينَ أُوتُوا الْكِتَابَ وَالْمُؤْمِنُونَ ۙ وَلِيَقُولَ الَّذِينَ فِي قُلُوبِهِم مَّرَضٌ
وَالْكَافِرُونَ مَاذَا أَرَادَ اللَّهُ بِهَٰذَا مَثَلًا ۚ كَذَٰلِكَ يُضِلُّ اللَّهُ مَن يَشَاءُ
وَيَهْدِي مَن يَشَاءُ ۚ وَمَا يَعْلَمُ جُنُودَ رَبِّكَ إِلَّا هُوَ ۚ وَمَا هِيَ إِلَّا ذِكْرَىٰ
لِلْبَشَرِ ٣١ كَلَّا وَالْقَمَرِ ٣٢ وَاللَّيْلِ إِذْ أَدْبَرَ ٣٣ وَالصُّبْحِ إِذَا أَسْفَرَ ٣٤ إِنَّهَا
لَإِحْدَى الْكُبَرِ ٣٥ نَذِيرًا لِّلْبَشَرِ ٣٦ لِمَن شَاءَ مِنكُمْ أَن يَتَقَدَّمَ أَوْ يَتَأَخَّرَ
٣٧ كُلُّ نَفْسٍ بِمَا كَسَبَتْ رَهِينَةٌ ٣٨ إِلَّا أَصْحَابَ الْيَمِينِ ٣٩ فِي جَنَّاتٍ
يَتَسَاءَلُونَ ٤٠ عَنِ الْمُجْرِمِينَ ٤١ مَا سَلَكَكُمْ فِي سَقَرَ ٤٢ قَالُوا لَمْ نَكُ
مِنَ الْمُصَلِّينَ ٤٣ وَلَمْ نَكُ نُطْعِمُ الْمِسْكِينَ ٤٤ وَكُنَّا نَخُوضُ مَعَ
الْخَائِضِينَ ٤٥ وَكُنَّا نُكَذِّبُ بِيَوْمِ الدِّينِ ٤٦ حَتَّىٰ أَتَانَا الْيَقِينُ ٤٧



19 Пас, гирифтори лаънат ва азоб бод, ки чӣ гуна андоза гирифт.
20 Сипас, гирифтори лаънату азоб бод, ки чӣ гуна андоза гирифт.
21 Сипас тақдиди назар намуд ва андешид.
22 Сипас вақте ки оиди таън расондан ба Қуръон сухани асоснок наёфт, рӯяшро турш кард ва ҷабин гирифт.
23 Сипас ба имон овардан пушт гардонид ва аз пайравии Расули Худо (с) кибр варзид.
24 Пас вай гуфт: “**Ин сухани овардаи Муҳаммад Каломи Худо нест, балки он ҷодуест, ки онро аз дигарон ривоят мекунад.**
25 **Ин сухани Худо нест, балки бегумон сухани одамӣ аст.**”
26 Ҳатман Ман ин кофирро ба табақаи **Сақари** дӯзах медарорам. Онҷо аз ҳарорати оташ абадӣ ранҷ мебарад.
27 Ва эй Муҳаммад, чӣ туро огоҳ кард, ки “**Сақар**” чист?!
28 Сақар ҳеҷ чизеро аз азобшавандагон боқӣ намегузорад ва раҳо намесозад, магар ин ки онро шиканҷа мекунад. Сипас онҳо ба ҳолати қаблӣ бармегарданд ва боз дучори азоби “**Сақар**” мешаванд. Азоб дар “**Сақар**” ба ҳамин сурат идома меёбад.
29 Он пӯсти баданро ба шиддат месӯзонад ва сиёҳ мегардонад.
30 Нигаҳбонони “**Сақар**” нуздаҳ фариштаанд.
31 Ва қарор надодем муҳофизатгари дӯзах ба ҷуз фариштагонро. Инсонҳо тоқати муқобилия-ташонро надоранд. Абӯҷаҳл дар даъвояш, ки гӯё бо қавмаш онҳоро нобуд карда, аз оташ мебароянд, дурӯғгӯ аст. Ва Мо шумораи фариштагонро нагардонидем, магар барои озмоиши кофирон, то яҳуд ва насоро, ки ба онҳо Тавроту Инҷил дода шудааст, ба садоқати Паёмбар (с) яқин ҳосил кунанд, зеро ин адади мазкур дар бораи нигаҳбонони дӯзах дар Китоби онҳо низ омадааст ва имони мӯъминон бо мувофиқати аҳли Китоб бо эшон афзун шавад ва яҳуду насоро ва мӯъминон шубҳа накунанд ва то он касоне, ки дар дилашон бемории шак ва заъфи имон аст ва инчунин кофирон гӯянд: “**Худо бо ин масали таъйини нуздаҳ фариштаи нигаҳбони дӯзах чӣ хоста бошад?!**” Он гуна ки Худо бо зикри ин адад мункиронашро гумроҳ ва тасдиқкунандагонашро ҳидоят кард, ҳамчунин ҳар киро хоҳад, гумроҳ ва ҳар киро хоҳад, ҳидоят месозад. Ва адади сипоҳи Парвардигоратро ба ҷуз Ӯ касе намедонад. Зеро ададашон бағоят зиёд аст. Бояд Абӯҷаҳл, ки бо тамасхур ва такзиб мегуфт: “**Оё Муҳаммад ғайр аз ин нуздаҳ фаришта ёваре надорад**”, инро бидонад. Ва “**Сақар**” ҷуз панд барои инсонҳо чизе нест, то аз азамати Худо огоҳ гарданд ва бо ёдоварии он ба сӯи имон ва амали солеҳ шитобанд.
32 Ҳаргиз воқеият чунончи баъзе мушрикон мепиндоранд, ки гӯё тавони муқобилият бо нигаҳбонони дӯзахро доранд, нест! Савганд ба моҳ.
33 Ва савганд ба шаб чун бо омадани рӯз баргардад.
34 Ва савганд ба субҳ чун равшан гардад, ки-
35 яқинан “**Сақар**” яке аз балоҳои азимтарин аст.
36 Дар ҳоле ки он барои бим додани мардум аст,-
37 барои он касе аз шумо мардум, ки мехоҳад бо имон ва амали шоиста сӯи ҷаннат пеш равад ё бо куфр ва гуноҳ аз ҷаннат ақиб афтад ва ба ҷаҳаннам равад.
38 Ҳар нафар дар гарави амалҳои хеш аст. Амалҳояш ӯро ё ҳалок месозанд ва ё аз ҳалокат наҷоташ медиҳанд,-
39 магар он касоне, ки номаи аъмолашон ба дасти росташон дода мешавад. Ин ҷамоа ба сабаби гуноҳонашон укубат намешаванд, балки мавриди омурзиши Худо қарор мегиранд.
40 Онҳо рӯзи қиёмат дар бӯстонҳо мепурсанд,-[1]
41 аз кофирони бо маъсияти зиёд ҳалокшуда.
42 Аҳли ҷаннат аз аҳволи аҳли дӯзах пурсида мегӯянд: “**Шуморо чӣ ба дӯзах даровард?**”
43 Кофирон дар посух мегӯянд: “**Мо дар дунё аз ҷумлаи касоне, ки намозҳои фарзро барпо менамуданд, набудем.**
44 **Ва аз дороии худ ба фақирон таом намедодем.**
45 **Ва ҳамроҳи ботилкорону гумроҳон дар бутлону гумроҳӣ фурӯ мерафтем. Ҳар он чи онҳо мегуфтанд ва мекарданд, мо низ онро мегуфтем ва мекардем.**
46 **Ва рӯзи ҷазоро дурӯғ медонистем.**
47 **Мо дар ин роҳи ботилу гумроҳӣ то ба суроғамон омадани марг боқӣ мондем. Марг моро аз тавба боз дошт.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Кибр яке аз маразҳои хатарнок аст. Маҳз ҳамин марази ботинӣ боиси он гардид, ки Валид ибни Муғира баъд аз шинохтани ҳақ онро напазируфт;

2.Инсон дар дунё ва охират аз амалҳояш пурсида мешавад;

3.Таом надодан ба муҳтоҷ аз сабабҳои вуруд ба дӯзах аст.

1. Имом Алӯсӣ (р) мегӯяд, феъли “**يتساءلون**” дар оят аз хусусияти содиршавӣ аз ду ҷониб холӣ аст. (**Мутарҷим**)

فَمَا تَنفَعُهُمۡ شَفَٰعَةُ ٱلشَّٰفِعِينَ ﴿٤٨﴾ فَمَا لَهُمۡ عَنِ ٱلتَّذۡكِرَةِ مُعۡرِضِينَ
﴿٤٩﴾ كَأَنَّهُمۡ حُمُرٞ مُّسۡتَنفِرَةٞ ﴿٥٠﴾ فَرَّتۡ مِن قَسۡوَرَةِۭ ﴿٥١﴾ بَلۡ يُرِيدُ
كُلُّ ٱمۡرِيٕٖ مِّنۡهُمۡ أَن يُؤۡتَىٰ صُحُفٗا مُّنَشَّرَةٗ ﴿٥٢﴾ كَلَّاۖ بَل لَّا يَخَافُونَ
ٱلۡأٓخِرَةَ ﴿٥٣﴾ كَلَّآ إِنَّهُۥ تَذۡكِرَةٞ ﴿٥٤﴾ فَمَن شَآءَ ذَكَرَهُۥ ﴿٥٥﴾ وَمَا يَذۡكُرُونَ
إِلَّآ أَن يَشَآءَ ٱللَّهُۚ هُوَ أَهۡلُ ٱلتَّقۡوَىٰ وَأَهۡلُ ٱلۡمَغۡفِرَةِ ﴿٥٦﴾

سُورَةُ القِيَامَةِ — ترتيبها ٧٥ — آياتها ٤٠

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

لَآ أُقۡسِمُ بِيَوۡمِ ٱلۡقِيَٰمَةِ ﴿١﴾ وَلَآ أُقۡسِمُ بِٱلنَّفۡسِ ٱللَّوَّامَةِ ﴿٢﴾ أَيَحۡسَبُ
ٱلۡإِنسَٰنُ أَلَّن نَّجۡمَعَ عِظَامَهُۥ ﴿٣﴾ بَلَىٰ قَٰدِرِينَ عَلَىٰٓ أَن نُّسَوِّيَ بَنَانَهُۥ ﴿٤﴾ بَلۡ
يُرِيدُ ٱلۡإِنسَٰنُ لِيَفۡجُرَ أَمَامَهُۥ ﴿٥﴾ يَسۡـَٔلُ أَيَّانَ يَوۡمُ ٱلۡقِيَٰمَةِ ﴿٦﴾ فَإِذَا بَرِقَ
ٱلۡبَصَرُ ﴿٧﴾ وَخَسَفَ ٱلۡقَمَرُ ﴿٨﴾ وَجُمِعَ ٱلشَّمۡسُ وَٱلۡقَمَرُ ﴿٩﴾ يَقُولُ ٱلۡإِنسَٰنُ
يَوۡمَئِذٍ أَيۡنَ ٱلۡمَفَرُّ ﴿١٠﴾ كَلَّا لَا وَزَرَ ﴿١١﴾ إِلَىٰ رَبِّكَ يَوۡمَئِذٍ ٱلۡمُسۡتَقَرُّ ﴿١٢﴾ يُنَبَّؤُاْ
ٱلۡإِنسَٰنُ يَوۡمَئِذِۭ بِمَا قَدَّمَ وَأَخَّرَ ﴿١٣﴾ بَلِ ٱلۡإِنسَٰنُ عَلَىٰ نَفۡسِهِۦ بَصِيرَةٞ ﴿١٤﴾
وَلَوۡ أَلۡقَىٰ مَعَاذِيرَهُۥ ﴿١٥﴾ لَا تُحَرِّكۡ بِهِۦ لِسَانَكَ لِتَعۡجَلَ بِهِۦٓ ﴿١٦﴾ إِنَّ عَلَيۡنَا
جَمۡعَهُۥ وَقُرۡءَانَهُۥ ﴿١٧﴾ فَإِذَا قَرَأۡنَٰهُ فَٱتَّبِعۡ قُرۡءَانَهُۥ ﴿١٨﴾ ثُمَّ إِنَّ عَلَيۡنَا بَيَانَهُۥ ﴿١٩﴾



48 Пас рӯзи қиёмат миёнаравии шафоатгарон аз фариштагон ва паёмбарону солеҳон ба онҳо суд намебахшад. Зеро хушнудии Худо аз шафоатшаванда шарти қабулшавии он аст.
49 Пас, чӣ боис шуда, ки ин мушрикон аз Қуръон рӯй тофтаанд?!
50 Онҳо дар рӯй тофтан ва нафрат аз Қуръон ба харони ваҳшии сахтрамидае монанд ҳастанд, ки-
51 аз тарси шер гурехтаанд.
52 Балки ҳар яке аз ин мушрикон мехоҳад барояш саҳифаҳои боз дода шавад ва он саҳифаҳо хабар диҳанд, ки Муҳаммад (с) фиристодаи Худо аст. Сабаби ин хоҳишашон дар адами мавҷудияти ҳуҷҷат ё заъфи он нест, балки онҳо худ мардуми мутакаббир ва саркашанд.
53 Не, ҳаргиз ба онҳо саҳифаҳои кушода дода намешавад! Балки сабаби дар залолат исрор намудашон он аст, ки онҳо аз рӯзи охират наметарсанд ва ба он имон надоранд.
54 Не, ҳаргиз ба онҳо саҳифаҳои кушода дода намешавад! Ҳамоно Қуръон панду андарз аст.
55 Пас ҳар ки Қуръонро хонда, аз он ибрат гирифтан хоҳад, онро бихонад ва ибрат бигирад.
56 Ва онҳо панд намегиранд, магар ин ки Худо онро хоҳад. Худо сазовори он аст, ки бо иҷрои амрҳо ва дурӣ ҷустан аз наҳйҳо аз азобаш парҳез карда шавад ва лоиқи он аст, ки агар бандагон тавба намоянд, гуноҳонашонро омурзад.

## СУРАИ “ҚИЁМАТ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОН ДОРОИ ЧИЛ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Изҳори қудрати Парвардигор дар ҷамъоварии офариниши инсон ва зинда сохтанаш баъд аз марг.

### Тафсир:

1 Савганд ба рӯзи қиёмате, ки мардум назди Худо рост мешаванд.
2 Ва савганд ба нафси поки соҳиби худро ҳангоми кӯтоҳӣ дар тоат ва анҷоми гуноҳ сарзанишгар, ки шумо бандагон яқинан баъд аз марг дубора барои пурсуҷӯ ва гирифтани ҷазо зинда гардонида мешавед.
3 Оё инсон гумон мебарад, ки Мо ҳаргиз устухонҳояшро баъд аз маргаш ҷамъ намеорем ва ӯро зинда намегардонем?!
4 Оре, Мо Қодир ҳастем, ки сарангуштони ӯро ба монанди ҳолати аввал дурусту баробар созем.
5 Балки инсони кофир бо инкори растохез мехоҳад, ки бадкориро дар ояндааш бемонеа идома диҳад ва чизе садди роҳаш нашавад.
6 Вай бо мақсади номумкин донистани вуқӯи қиёмат мепурсад: “**Рӯзи қиёмат кай ба вуқӯъ мепайвандад?!**”
7 Пас, чун[1] чашм бо мушоҳидаи саҳнаҳои мудҳиши қиёмат, ки ба он бовар надошт, дар ҳайрат монад ва даҳшатзада гардад-
8 ва рӯшноии моҳ аз байн равад-
9 ва офтобу моҳ якҷо ҷамъ карда шуда, низоми коинот халалдор гардад,-
10 инсони бадкор он рӯз гӯяд: “**Имрӯз куҷо метавон гурехт?!**”
11 Имрӯз ҳаргиз ҷои фирор ва паноҳгоҳе нест, ки шахси бадкор ба он паноҳ барад.
12 Эй Паёмбар! Он рӯз ҷои бозгашт барои пурсуҷӯ ва гирифтани ҷазо ягона ба сӯи Парвардигори ту аст.
13 Он рӯз инсон аз амалҳои пеш фиристода ва амалҳои ба таъхир гузоштаи анҷом надодааш огоҳ сохта мешавад.
14 Балки инсон алайҳи худ шоҳид аст. Чунки аъзои баданаш бар муқобилаш гувоҳӣ медиҳад.
15 Ва агарчи узрҳои зиёд пеш оварда, аз хеш дифоъ кардан хоҳад, ки гӯё ҳеҷ амали бад накардааст, барояш фоида надорад.
16 Эй Паёмбар! Забонатро бо қироати Қуръон ба хотири он ки аз ёдат наравад, шитобкорӣ намуда, ҳаракат мадеҳ.
17 Бешак, ҷамъоварии Қуръон дар қалбат ва нигаҳдории қироати он дар забонат бар уҳдаи Мост.
18 Пас, чун Ҷабраил Қуръонро бар ту хонд, пас хомӯш истода, ба қироаташ гӯш андоз ва баъди анҷом доданаш онро такрор кун.
19 Сипас барои ту шарҳу тавзеҳ додани он бар уҳдаи Мост.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Иродаи банда мутааллиқ ба иродаи Худо аст;

2.Паёмбар (с) дар ҳифзи Қуръон ҳарис буданд ва Худо ба он кас кафолат дод, ки Каломашро дар қалбашон ҷо медиҳад ва онро маҳфуз мегардонад, то ҳаргиз аз ёдашон наравад.

1. Зарфи замони “إِذَا” аз нигоҳи наҳви арабӣ ба феъли “يَقُول”-и ояти даҳум таъаллуқ дорад. (**Мутарҷим**)



20 Ҳаргиз кор чунончи шумо даъво доред, ки растохез ба вуқӯъ намепайвандад, нест. Шумо медонед, ки Худои бори аввал офарандаи мавҷудот аз зинда гардониданатон баъд аз маргатон оҷизӣ намекашад. Лекин сабаби растохезро дурӯғ шумурданатон он аст, ки шумо ҳаёти зудгузари дунёро дӯст медоред.
21 Ва ҳаёти абадии охиратро, ки роҳи ноил шудан ба он анҷоми тоату ибодат ва парҳез аз маъсият аст, раҳо месозед.
22 Он рӯз чеҳраҳои аҳли имон ва саодат дурахшон буда,-
23 ба сӯи Парвардигораш назар мекунанд ва аз ҷамоли бемисли Ӯ баҳра мебаранд.
24 Ва он рӯз чеҳраҳои аҳли куфр ва шақоват тира аст.
25 Яқин доранд, ки бар онҳо уқубати бузурги камаршикан фуруд меояд.
26 Ҳаргиз кор чунончи мушрикон даъво доранд, ки гӯё баъд аз марг дучори уқубат намешаванд, нест. Пас, чун ҷони ҳар якеи онҳо ба гулӯ бирасад.
27 Ва мардуми атрофаш мегӯянд: "**Кӣ бар вай руқя мехонад?! Шояд шифо мёёбад?!**"
28 Ва инсони дар ҳолати назъи ҷон қарордошта ба яқин медонад, ки ин ҳолати ҷудоӣ аз зиндагонии дунё аст.
29 Ва сахтиҳо ҳангоми интиҳои дунё ва оғози масири охират ҷамъ мешаванд.[1]
30 Чун дар вақти марг ба ҳолати мазкур дучор гардӣ, танҳо ба сӯи Парвардигорат ронда мешавӣ ва барои аъмолат ҷазои лоиқ мегирӣ.
31 Пас, бандаи кофир на ба паёмбараш бовар кард ва на намози фарзашро адо намуд.
32 Вале рисолати паёмбарашро дурӯғ шумурд ва аз он рӯ тофт.
33 Сипас вай дар ҳоле ба назди хонадонаш рафт, ки ҳангоми роҳ рафтан аз кибру ғурур мехиромид.
34 Худо ӯро бо таҳдид мегӯяд: "**Азоби намехостаат ба ту наздик шудааст. Пас он азоб ба ту лоиқтар аст!**"
35 Боз таъкидан мегӯяд: "**Азоби намехостаат ба ту наздик шудааст. Пас он азоб ба ту лоиқтар аст.**"
36 Оё инсон мепиндорад, ки Худо ӯро беҳуда ва бидуни мукаллаф сохтан ба тоату ибодат раҳо месозад?!
37 Оё вай қаблан оби андаке аз манӣ набуд, ки дар бачадон рехта мешуд?!
38 Сипас хуни баста гардид, пас Худо ӯро халқ намуд, баъд аз он офаринишашро дурустандом сохт?!
39 Пас аз навъи ин инсон ҷинси нар ва модаро офарид?!
40 Оё ин Холиқи инсон аз нутфа ва хуни баста бар зинда сохтани мурдагон Қодир нест, то онҳоро бозпурсӣ карда, подош диҳад?! Бале, яқинан Ӯ ин қудратро дорад.

**СУРАИ "ИНСОН"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ СИВУ ЯК ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо мақсади устувор сохтани қалби мӯъминон ва даъвати кофирон, хотиррасон намудани инсон ба асли пайдоиш, ҳикмати офариниш ва фарҷомаш дар дунёву охират ва нишон додани неъматҳои ҷаннат.

**Тафсир:**

1 Дар ҳақиқат бар инсон замони дурударозе гузаштааст, ки дар он замон аз ӯ ҳеҷ нишоне набуд.
2 Ба дурустӣ ки Мо инсонро дар ҳоле ки ӯро бо таклифоти шаръӣ озмудан мехостем, аз оби нутфаи омехтаи мард ва зан офаридем. Ба ҳамин сабаб,[2] ӯро шунавои бино гардонидем, то масъулияташро иҷро кунад.
3 Бегумон Мо ба воситаи паёмбаронамон инсонро ба роҳи дуруст раҳнамоӣ намудем. Роҳи рост ва каҷ барояш ошкор шуд. Вай минбаъд ё ба роҳи рост ҳидоят ёфта, бандаи мӯъмини сипосгузор мешавад ва ё аз роҳи рост гумроҳ гашта, бандаи кофири носипоси неъматҳои Худо мегардад.

Чун Худо дар ояти гузашта бандаи ҳидоятёфта ва гумроҳро овард, дар ояти зерин подоши он дуро зикр карда гуфт:

4 Ҳамоно Мо барои кофирон занҷирҳо ва завлонаҳо ва оташи шӯълавар омода сохтаем. Бо занҷирҳо ба ҷониби дӯзах кашида шуда, бо завлонаҳо дар дохили он баста мешаванд.
5 Шубҳае нест, ки мӯъминони фармонбардори Худо рӯзи қиёмат аз қадаҳи пур аз шароби омехта бо кофури хушбӯй менӯшанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дӯст доштани дунё ва рӯй тофтан аз охират хатарнок аст;
2.Инсон соҳиби ихтиёр буда, ин нишонаи назди Худованд соҳиби каромат будани ӯст;
3.Расидан ба дидори бемисли Худованд бузургтарин неъмат аст.

1. Муаллифон ояти каримаро ба маънои киноявӣ тафсир карда, мурод аз печидани соқ бар соқ ҷамъшавии сахтиҳои охири ҳаёти дунё ва оғози ҳаёти охират гуфтаанд. Аммо баъзе аз муфассирон онро ба маънои ҳақиқии печидани соқи пой ба соқи дигар донистa, баёнгари сахтиҳои назъи ҷон шарҳ додаанд. (**Мутарҷим**)
2. Ҳарфи "**ف**" инҷо ба маънои сабаб аст. (**Мутарҷим**)

عَيْنًا يَشْرَبُ بِهَا عِبَادُ ٱللَّهِ يُفَجِّرُونَهَا تَفْجِيرًا ٦ يُوفُونَ بِٱلنَّذْرِ وَيَخَافُونَ
يَوْمًا كَانَ شَرُّهُۥ مُسْتَطِيرًا ٧ وَيُطْعِمُونَ ٱلطَّعَامَ عَلَىٰ حُبِّهِۦ مِسْكِينًا
وَيَتِيمًا وَأَسِيرًا ٨ إِنَّمَا نُطْعِمُكُمْ لِوَجْهِ ٱللَّهِ لَا نُرِيدُ مِنكُمْ جَزَآءً وَلَا شُكُورًا
٩ إِنَّا نَخَافُ مِن رَّبِّنَا يَوْمًا عَبُوسًا قَمْطَرِيرًا ١٠ فَوَقَىٰهُمُ ٱللَّهُ شَرَّ ذَٰلِكَ
ٱلْيَوْمِ وَلَقَّىٰهُمْ نَضْرَةً وَسُرُورًا ١١ وَجَزَىٰهُم بِمَا صَبَرُوا۟ جَنَّةً وَحَرِيرًا ١٢
مُّتَّكِـِٔينَ فِيهَا عَلَى ٱلْأَرَآئِكِ لَا يَرَوْنَ فِيهَا شَمْسًا وَلَا زَمْهَرِيرًا ١٣
وَدَانِيَةً عَلَيْهِمْ ظِلَٰلُهَا وَذُلِّلَتْ قُطُوفُهَا تَذْلِيلًا ١٤ وَيُطَافُ عَلَيْهِم بِـَٔانِيَةٍ
مِّن فِضَّةٍ وَأَكْوَابٍ كَانَتْ قَوَارِيرَا۠ ١٥ قَوَارِيرَا۟ مِن فِضَّةٍ قَدَّرُوهَا تَقْدِيرًا ١٦
وَيُسْقَوْنَ فِيهَا كَأْسًا كَانَ مِزَاجُهَا زَنجَبِيلًا ١٧ عَيْنًا فِيهَا تُسَمَّىٰ سَلْسَبِيلًا
١٨ ۞ وَيَطُوفُ عَلَيْهِمْ وِلْدَٰنٌ مُّخَلَّدُونَ إِذَا رَأَيْتَهُمْ حَسِبْتَهُمْ لُؤْلُؤًا مَّنثُورًا نصف الحزب ٥٨
١٩ وَإِذَا رَأَيْتَ ثَمَّ رَأَيْتَ نَعِيمًا وَمُلْكًا كَبِيرًا ٢٠ عَٰلِيَهُمْ ثِيَابُ سُندُسٍ
خُضْرٌ وَإِسْتَبْرَقٌ وَحُلُّوٓا۟ أَسَاوِرَ مِن فِضَّةٍ وَسَقَىٰهُمْ رَبُّهُمْ شَرَابًا
طَهُورًا ٢١ إِنَّ هَٰذَا كَانَ لَكُمْ جَزَآءً وَكَانَ سَعْيُكُم مَّشْكُورًا ٢٢ إِنَّا
نَحْنُ نَزَّلْنَا عَلَيْكَ ٱلْقُرْءَانَ تَنزِيلًا ٢٣ فَٱصْبِرْ لِحُكْمِ رَبِّكَ وَلَا تُطِعْ
مِنْهُمْ ءَاثِمًا أَوْ كَفُورًا ٢٤ وَٱذْكُرِ ٱسْمَ رَبِّكَ بُكْرَةً وَأَصِيلًا ٢٥



(6) Чашмаи бо бӯйи кофур хушбӯе, ки аз он бандагони мутеи Худо менӯшанд. Онҳо чашмаро ба ҳар ҷои манзилашон хоҳанд, ҳароҳашон ҷорӣ месозанд. Оби он тамомнашавандаи ҳамеша дастрас аст.
(7) Онҳо касонеанд, ки ба назри хеш дар тоати Худо вафо мекунанд ва аз рӯзи қиёмат, ки бадии он мунташири фарогир аст, метарсанд.
(8) Ва бо вуҷуди он ки аз сабаби ниёзмандӣ ва рағбат доштанашон таомро дӯст медоранд, онро ба фақирону ятимону асирон медиҳанд.
(9) Онҳо ба худ мегӯянд: “**Яқинан мо шуморо танҳо ба хотири ризои Худо таом медиҳем. Аз шумо дар ивази ин амал ҳеҷ подош ва шукргузориро намехоҳем.**
(10) **Ҳамоно мо аз Парвардигорамон дар рӯзи ниҳоят сахте, ки чеҳраҳои тирабахтон аз шиддат ва ҳавлнокии он рӯз турш гардад, метарсем.**”[1]
(11) Пас, Худо онҳоро бо луфташ аз шарри он рӯз нигоҳ медорад ва ба хотири икромашон дар чеҳраҳояшон ҷамолу нур ва дар қалбашон сурур медиҳад.
(12) Ва Худо ба онҳо ба сабаби он ки дар ибодат, мусибат ва тарки гуноҳ сабр карданд, ҷаннат ва абрешимро подош медиҳад. Аз неъмати ҷаннат лаззат мебаранд ва либосҳои абрешимӣ мепӯшанд.
(13) Дар ҷаннат бар тахтҳои ороста такя мезананд. Онҷо гармии офтоб ва сардии сахтро намебинанд, ки аз он ду озурда шаванд. Балки пайваста зери сояи ҳавои муътадил қарор мегиранд.
(14) Сояҳои дарахтони ҷаннат ба онҳо наздик ва меваҳояш дастрас гардонида шудааст, то ҳар шахси истода, нишаста ва такязада аз он ба осонӣ бихӯрад.
(15) Ва дар атрофи онҳо ходимон бо зарфҳои нуқрагин ва қадаҳҳои нуқрагини обгина давр мезананд. Вақте аҳли ҷаннт ба нӯшидан майл кунанд, хидматчиён бо ин зарфҳо нӯшобаи дилхоҳро ба онҳо пешкаш месозанд.
(16) Он қадаҳҳои обгина аз нуқрае ҳастанд, ки мисли шиша даруни он аз берун намоён аст. Хидматгузорон қадаҳҳоро ба миқдори сероб гаштани аҳли ҷаннат андоза мегиранд ва онро зиёд ё кам намекунанд.
(17) Ва ба ин бандагони иззатманд аз қадаҳи пур аз шароби омехта бо **занҷабил** нӯшонида мешавад.
(18) Онҳо дар ҷаннат аз чашмае менӯшанд, ки “**Салсабил**” номида шудааст.
(19) Ва дар перомуни аҳли ҷаннат навҷавононе давр мезананд, ки доим ҷавон боқӣ монда, солхӯрда намешаванд. Вақте он навҷавононро бубинӣ, онҳоро дар дурахшонӣ, ҳусни чеҳра, адади зиёд ва ҷудоиашон монанди марвориди парешонгашта мепиндорӣ.
(20) Ва чун ба ҷаннат назар кунӣ, онҷо неъматҳои аз доираи тавсиф хориҷ ва подшоҳии азимро мебинӣ. Ҳеҷ подшоҳӣ бо он баробар нест.
(21) Бар тани аҳли ҷаннат либосҳои муҳташами абрешими нозуки сабзранг ва абрешими ғафс бошад. Ва ба онҳо дастмонаҳои нуқрагин пӯшонида мешавад ва Парвардигорашон барояшон нӯшобаи ниҳоят пок менӯшонад.
(22) Ва ба онҳо бо мақсади икром гуфта мешавад: “**Ин неъматҳо бароятон подоши амалҳои некатон аст ва талошатон назди Худо пазируфта аст.**”
(23) Эй Паёмбар! Бегумон Мо бар ту Қуръонро қисм-қисм фуруд овардем ва онро якбора нозил накардем.
(24) Пас, ба ҳукми Парвардигорат дар тақдир ё шариат сабр кун ва аз ҳеҷ гунаҳкоре дар даъваташ ба гуноҳ ва аз ҳеҷ кофире дар даъваташ ба куфр итоат макун.
(25) Ва Парвардигоратро дар оғози рӯз бо намози субҳ ва анҷоми рӯз бо намози пешину аср ёд кун.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Вафо намудан ба назр, таом додан ба муҳтоҷ, ихлос дар амал ва тарс аз Худо боиси наҷот аз дӯзах ва духули биҳишт мегардад;

2.Вақте ки ходимони аҳли ҷаннат чунин соҳибҷамол бошанд, пас маълум мешавад, ки худи онҳо соҳиби ҳусни аз васф берунанд.

1. Тоҳир ибни Ошур (р) оиди тафсири ҷумлаи аввали ин оят то калимаи “يوما” ба эътибори таҳлили наҳвӣ ду раъйи ҷолиб оварда аст, ки дар тарҷума якеи он дуро бо зикри пешоянди “**дар**” дарҷ намудам. (**Мутарҷим**)

وَمِنَ ٱلَّيۡلِ فَٱسۡجُدۡ لَهُۥ وَسَبِّحۡهُ لَيۡلٗا طَوِيلًا ٢٦ إِنَّ هَٰٓؤُلَآءِ
يُحِبُّونَ ٱلۡعَاجِلَةَ وَيَذَرُونَ وَرَآءَهُمۡ يَوۡمٗا ثَقِيلٗا ٢٧ نَّحۡنُ خَلَقۡنَٰهُمۡ
وَشَدَدۡنَآ أَسۡرَهُمۡۖ وَإِذَا شِئۡنَا بَدَّلۡنَآ أَمۡثَٰلَهُمۡ تَبۡدِيلًا ٢٨ إِنَّ
هَٰذِهِۦ تَذۡكِرَةٞۖ فَمَن شَآءَ ٱتَّخَذَ إِلَىٰ رَبِّهِۦ سَبِيلٗا ٢٩ وَمَا تَشَآءُونَ
إِلَّآ أَن يَشَآءَ ٱللَّهُۚ إِنَّ ٱللَّهَ كَانَ عَلِيمًا حَكِيمٗا ٣٠ يُدۡخِلُ
مَن يَشَآءُ فِي رَحۡمَتِهِۦۚ وَٱلظَّٰلِمِينَ أَعَدَّ لَهُمۡ عَذَابًا أَلِيمَۢا ٣١

ترتيبها ٧٧ — سُورَةُ المُرۡسَلَاتِ — آياتها ٥٠

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلۡمُرۡسَلَٰتِ عُرۡفٗا ١ فَٱلۡعَٰصِفَٰتِ عَصۡفٗا ٢ وَٱلنَّٰشِرَٰتِ نَشۡرٗا ٣
فَٱلۡفَٰرِقَٰتِ فَرۡقٗا ٤ فَٱلۡمُلۡقِيَٰتِ ذِكۡرًا ٥ عُذۡرًا أَوۡ نُذۡرًا ٦ إِنَّمَا
تُوعَدُونَ لَوَٰقِعٞ ٧ فَإِذَا ٱلنُّجُومُ طُمِسَتۡ ٨ وَإِذَا ٱلسَّمَآءُ فُرِجَتۡ
٩ وَإِذَا ٱلۡجِبَالُ نُسِفَتۡ ١٠ وَإِذَا ٱلرُّسُلُ أُقِّتَتۡ ١١ لِأَيِّ يَوۡمٍ أُجِّلَتۡ
١٢ لِيَوۡمِ ٱلۡفَصۡلِ ١٣ وَمَآ أَدۡرَىٰكَ مَا يَوۡمُ ٱلۡفَصۡلِ ١٤ وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ
لِّلۡمُكَذِّبِينَ ١٥ أَلَمۡ نُهۡلِكِ ٱلۡأَوَّلِينَ ١٦ ثُمَّ نُتۡبِعُهُمُ ٱلۡأٓخِرِينَ
١٧ كَذَٰلِكَ نَفۡعَلُ بِٱلۡمُجۡرِمِينَ ١٨ وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ١٩



26 Ва дар посе аз шаб бо намози шому хуфтан Ӯро ёд кун ва баъд аз шому хуфтан дар пораи дарозе аз шаб[1] дар намози таҳаҷҷуд Ӯро ба покӣ ёд кун.
27 Бешак, ин мушрикон ҳаёти зудгузари дунёро дӯст медоранд ва рӯзи сангини қиёматро, ки сахтиҳои зиёд дорад, вомегузоранд.
28 Мо онҳоро офаридем ва бо қавӣ сохтани пайвандҳо, аъзои бадан ва ғайра офаринишашонро қавӣ гардонидем. Ва вақте бихоҳем, онҳоро ҳалок мегардонем ва дар иваз шабеҳашонро падид меорем.
29 Ҳамоно ин сура панду ёдоварӣ аст. Пас, ҳар ки роҳи расонанда ба Парвардигорашро пеш гирифтан хоҳад, онро пеш гирад.
30 Ва пеш гирифтани ин роҳро намехоҳед, магар он ки Худо онро аз шумо бихоҳад. Ҳамаи кор дар ихтиёри Ӯст. Бегумон Худо Донандаи суду зиёни бандагон буда, дар офариниш, гузоштани тақдир ва аҳком бағоят Боҳикмат аст.
31 Ӯ аз бандагонаш ҳар киро хоҳад, ба раҳматаш ворид месозад ва ба вай тавфиқи ҳидоят ба сӯи имон ва амали шоистаро медиҳад. Ва Ӯ барои касоне, ки бо куфру маъсият бар ҷони хештан ситам намудаанд, азоби дардовари дӯзахро омода сохтааст.

## СУРАИ "МУРСАЛОТ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ПАНҶОҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Аз роҳи мунοқиша бо мункирони далелҳои мавҷудияти қиёмат ва таҳдиди онҳо ба уқубати илоҳӣ, исботи ҳақиқат доштани он рӯз.

### Тафсир:

1 Савганд ба бодҳои шабеҳи мӯйи гардани асп паёпай фиристода шуда-[2]
2 пас савганд ба бодҳои ба шиддат вазанда-
3 ва савганд ба бодҳои парокандасозандаи борон-
4 пас савганд ба фариштагоне, ки барои расулони илоҳӣ аҳкоми ҷудосозандаи ҳақ аз ботилро фуруд меоранд-
5 пас савганд ба фариштагони нозилкунандаи пайғоми илоҳӣ,-
6 то узри бандагон бартараф гардад ва аз уқубати Парвардигор бим дода шаванд,-
7 яқинан он чи ба шумо дар бораи растохез, бозпурсӣ ва расидан ба ҷазои аъмол ваъда дода мешавад, ногузир вокеъшаванда аст.[3]
8 Пас, чун нури ситорагон маҳв сохта шавад ва равшаниашон аз байн равад-
9 ва чун осмон барои нузули фариштагон рахна гардад-
10 ва чун кӯҳҳо аз маконашон барканда шуда, он чунон пора-пора карда шаванд, ки монанди ғубори дар ҳаво пароканда гарданд-
11 ва чун паёмбарон дар вақти муайян ҷамъоварӣ гарданд-
12 корҳои мутааллиқ ба паёмбарон барои рӯзи бузург ба таъхир гузошта шудааст ва онҳо он рӯз бар умматонашон шоҳидӣ медиҳанд-[4]
13 барои рӯзи файсалакунанда байни бандагон, то ҳақ аз ноҳақ ва некбахт аз тиребахт ҷудо шавад.
14 Ва эй Паёмбар, чӣ туро огоҳ сохтааст, ки рӯзи файсалакунанда чист?!
15 Дар он рӯз барои бандагоне, ки дар дунё рисолати паёмбарони Худоро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
16 Оё вақте умматҳои собиқ кофир шуданд ва паёмбаронро дурӯғ шумурданд, Мо онҳоро ҳалок насохтем?!
17 Сипас такзибкунандагони минбаъдаро ба дунболи гузаштагон мефиристем ва монанди онҳо ҳалок месозем.
18 Чунончи Мо умматони собиқи такзибгарро нобуд кардем, бо гунаҳкорони такзибгари рисолати Муҳаммад (с) низ чунин мекунем.
19 Дар он рӯз барои бандагоне, ки дар дунё уқубати Худоро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Алоқамандӣ ба дунё ва фаромӯш кардани охират хатарнок аст;
2.Иродаи банда тобеи иродаи Худо аст;
3.Ҳалок сохтани миллатҳои такзибгар қонуни домии илоҳӣ аст.

1. Мурод аз калимаи "ليلا" порае аз шаб ва вожаи "طويلا" сифати он аст. Яъне, пораи дарози шаб. (**Мутарҷим**)
2. Калимаи "عـــرفا" аз лиҳози балоғати забони арабӣ аз боби "**ташбеҳи балиғ**" аст. Яъне, бодҳо дар паёпай вазидан ба мӯйҳои гардани асп ташбеҳ шудаанд. (**Мутарҷим**)
3. Ин оят ҷавоби қасамҳои гузашта аст. (**Мутарҷим**)
4. Дар овардани ибораи "**корҳои мутааллиқ ба паёмбарон...**" аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) истифода намудам. (**Мутарҷим**)

أَلَمۡ نَخۡلُقكُّم مِّن مَّآءٖ مَّهِينٖ ٢٠ فَجَعَلۡنَٰهُ فِي قَرَارٖ مَّكِينٍ ٢١ إِلَىٰ قَدَرٖ
مَّعۡلُومٖ ٢٢ فَقَدَرۡنَا فَنِعۡمَ ٱلۡقَٰدِرُونَ ٢٣ وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٢٤
أَلَمۡ نَجۡعَلِ ٱلۡأَرۡضَ كِفَاتًا ٢٥ أَحۡيَآءٗ وَأَمۡوَٰتٗا ٢٦ وَجَعَلۡنَا فِيهَا رَوَٰسِيَ
شَٰمِخَٰتٖ وَأَسۡقَيۡنَٰكُم مَّآءٗ فُرَاتٗا ٢٧ وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٢٨
ٱنطَلِقُوٓاْ إِلَىٰ مَا كُنتُم بِهِۦ تُكَذِّبُونَ ٢٩ ٱنطَلِقُوٓاْ إِلَىٰ ظِلّٖ ذِي ثَلَٰثِ
شُعَبٖ ٣٠ لَّا ظَلِيلٖ وَلَا يُغۡنِي مِنَ ٱللَّهَبِ ٣١ إِنَّهَا تَرۡمِي بِشَرَرٖ
كَٱلۡقَصۡرِ ٣٢ كَأَنَّهُۥ جِمَٰلَتٞ صُفۡرٞ ٣٣ وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٣٤
هَٰذَا يَوۡمُ لَا يَنطِقُونَ ٣٥ وَلَا يُؤۡذَنُ لَهُمۡ فَيَعۡتَذِرُونَ ٣٦ وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ
لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٣٧ هَٰذَا يَوۡمُ ٱلۡفَصۡلِۖ جَمَعۡنَٰكُمۡ وَٱلۡأَوَّلِينَ ٣٨ فَإِن كَانَ
لَكُمۡ كَيۡدٞ فَكِيدُونِ ٣٩ وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٤٠ إِنَّ ٱلۡمُتَّقِينَ
فِي ظِلَٰلٖ وَعُيُونٖ ٤١ وَفَوَٰكِهَ مِمَّا يَشۡتَهُونَ ٤٢ كُلُواْ وَٱشۡرَبُواْ هَنِيٓـَٔۢا
بِمَا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ٤٣ إِنَّا كَذَٰلِكَ نَجۡزِي ٱلۡمُحۡسِنِينَ ٤٤ وَيۡلٞ
يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٤٥ كُلُواْ وَتَمَتَّعُواْ قَلِيلًا إِنَّكُم مُّجۡرِمُونَ ٤٦ وَيۡلٞ
يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٤٧ وَإِذَا قِيلَ لَهُمُ ٱرۡكَعُواْ لَا يَرۡكَعُونَ ٤٨
وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ٤٩ فَبِأَيِّ حَدِيثِۭ بَعۡدَهُۥ يُؤۡمِنُونَ ٥٠



20 Эй мардум! Оё Мо шуморо аз оби нутфаи ҳақир наофаридем?!
21 Пас, оби нутфаро дар макони устувор қарор додем. Мурод аз макони мазкур бачадони зан аст.
22 То муддати маълуми бордории зан.
23 Пас, Мо сифати навзод, тақдир, ранг ва ғайраи ӯро андозагирӣ кардем. Пас Мо дар анҷом додани ин корҳо бағоят Қудратмандем.
24 Дар он рӯз барои бандагоне, ки дар дунё қудрати Худоро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
25 Оё Мо заминро тавре наофаридаем, ки тамоми шуморо ҷамъ меорад ва бар рӯи худ ҷой медиҳад?!
26 Замин зиндагонро бо зистан бар рӯяш ва мурдагонро бо дафн намудан дар зераш ҷамъ меорад ва ҷой медиҳад.
27 Ва дар замин кӯҳҳои устувори баланд ҳаст намудем, то онро аз ларзидан нигоҳ дорад ва ба шумо мардум оби ширин нӯшонидем. Он Худое, ки ин корҳоро анҷом додааст, аз зинда гардониданатон оҷизӣ намекашад.
28 Дар охират барои он бандагоне, ки дар дунё неъматҳои Худоро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
29 Ба такзибгарон гуфта мешавад: “**Эй такзибгарон! Ба сӯи он уқубате биравед, ки дар дунё онро дурӯғ мешумурдед.**
30 **Ба зери сояи дуди оташи дӯзах, ки се шоха дорад, биравед.**[1]
31 **На дар он сояи дуди оташ сардӣ аст, ки аз ҳарорати гармӣ осуда шавед ва на аз шумо шӯълаи оташро боз медорад.**”
32 Ҳамоно оташи дӯзах шарораҳоеро меафканад, ки ҳар якеи он дар бузургӣ монанди қаср аст.
33 Он шарораҳо дар азамат ва ранг гӯё шутурони сиёҳанд.
34 Дар он рӯз барои бандагоне, ки дар дунё уқубати Худоро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
35 Қиёмат рӯзест, ки такзибгарон дар он аз шиддати даҳшат ва ҳайрат чизе намегӯянд.
36 Ва ба онҳо иҷозат дода намешавад, ки назди Парвардигор аз куфр ва корҳои бади узрхоҳӣ кунанд.
37 Дар охират барои бандагоне, ки дар дунё хабарҳои онро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
38 Имрӯз рӯзи доварӣ аст. Мо шумо ва умматҳои гузаштаро дар як макон ҷамъ меорем.
39 Пас, агар шумо макре доред, ки ба василаи он аз азоби он рӯз наҷот ёфтан метавонед, пас аз он макр ба муқобилам истифода баред.
40 Дар охират барои бандагоне, ки дар дунё рӯзи довариро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
41 Ба дурустӣ ки бандагони парҳезкори иҷросозандаи фармонҳо ва дуриҷӯянда аз манъкардаҳои Худо зери сояҳои дарахтони ҷаннат ва чашмаҳои дорои оби ширини равон ҷой мегиранд-
42 ва дар васати меваҳое, ки хӯрданашро мехоҳанд.
43 Ба онҳо гуфта мешавад: “**Ба сабаби амалҳои шоистае, ки дар дунё анҷом медодед, аз неъматҳои ҷаннат бихӯред ва бинӯшед.**
44 **Бегумон Мо чунончи ба шумо подош додем, ба бандагони некӯкор низ ҳамин тавр подош медиҳем.**”
45 Дар охират барои бандагоне, ки дар дунё неъматҳои ҷаннатро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
46 Ба такзибгарон гуфта мешавад: “**Дар дунё як муддати андак аз неъматҳояш бихӯред ва баҳраманд бишавед. Ҳамоно шумо ба иллати куфр варзидан ва такзиби паёмбарон гунаҳкор ҳастед.**”
47 Дар охират барои бандагоне, ки дар дунё ҷазои он рӯзро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
48 Ва чун ба такзибгарон гуфта шавад, ки ба хотири Худо намоз гузоред, намоз намегузоранд.
49 Дар охират барои бандагоне, ки дар дунё ваҳйи паёмбаронро дурӯғ меҳисобиданд, ҳалокату азоб ва хасорати бузург аст.
50 Агар онҳо ба Қуръон имон намеоранд, пас баъд аз ин ба кадом сухан имон меоранд?!

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худо инсонро дар батни модар ҳифз мекунад;
2.Замин барои ҷойгир сохтани зиндагон ва мурдагон васеъ сохта шудааст;
3.Дурӯғ донистани оятҳои Худо хатарнок буда, анҷомдиҳандааш ба азоби сахт таҳдид шудааст.

1. Мурод аз калимаи “**соя**” дуди оташи ҷаҳаннам аст, ки ба сабаби ғализ будани он ҳамчун тамасхур ба аҳли дӯзах соя номида шуда аст. (**Мутарҷим**)